

المملكة العربية السعودية
وزارة الشؤون الإسلامية والدعوة والإرشاد
وكالة المطبوعات والبحث العلمي

# (Шарҳи усули имон)

Ба забони тоҷики

طاجيكية

# (Шарҳи усули имон)

Ба забони тоҷики

Таълифи

Шайх Муҳаммад ибни Солиҳ Ал-Усаймин

Тарҷумаи

Иброҳими Қаҳҳори

Таҳқиқ ва таҳрир

Амирҳамзаи Ҳомид

# *Ба номи Худованди бахшанда ва меҳрубон*

## *МУҚАДДИМА*

*Тамоми санову ситоиш барои Худо бод. Ӯро ситоиш менамоем.Ва аз Ӯ ёрӣ металабем. Аз Ӯ омӯрзиш мехоҳем ва ба суи ӯ бармегардем. Аз бадии нафсҳоямон ва аз корҳои ношоямамон ба Худо паноҳ мечӯем. Касеро,ки Худо роҳнамоӣ кунад пас ҳеҷ гумроҳкунандае ӯро нест. Ва касе, ки гумроҳ шавад,пас ҳеҷ раҳнамое ӯро нест, ғайри аллоҳ.*

*Гувоҳӣ медиҳам, ки Худо ягона ва бе шарик аст ва инчунин гувоҳӣ медиҳам, ки Муҳаммад бандаи Ӯ ва фиристодаи Ӯст. Дуо ва дуруд бар ӯ ва хонадону ёронаш ва ҳар касоне, ки пайрави аз онҳо кардаанд,бод.*

Аммо баъд: Ба дурусти,ки илми тавҳид шарифтарин ва бузургтарини илмҳост аз руи қадру манзалат ва зарууртарини онҳост аз руи матлаб. Зеро ин илмест барои шинохтани Худои Таъоло, номҳову сифатҳо ва ҳаққҳои Ӯ бар болои бандагонаш. Ва он калиди роҳ ба суи Худои бузург ва асоси шариъати Ӯст.

Аз ин ҷиҳат тамоми паёмбарон барои даъват ба суи тавҳид ва яктопарастӣ иттифоқ кардаанд. Худованди бузург фармудааст:

﴿ وَمَآ أَرۡسَلۡنَا مِن قَبۡلِكَ مِن رَّسُولٍ إِلَّا نُوحِيٓ إِلَيۡهِ أَنَّهُۥ لَآ إِلَٰهَ إِلَّآ أَنَا۠ فَٱعۡبُدُونِ ﴾ الأنبياء: ٢٥

***"Ва мо ҳеҷ пайғамбареро ба рисолат нафиристодем, магар ин, ки ба ӯ ваҳй кардем, ки ба ҷуз ман худои дигаре нест. Танҳо маро ба яктоӣ парастиш кунеду бас"*** (сураи Ал-анбиё ояти 25)

Худои Таъоло худ ба ягонагии худ гувоҳи додааст ва фариштагону аҳли илм низ ба ягонагии Худованд гувоҳӣ додаанд. Худои Таъоло фармудааст:

﴿ شَهِدَ ٱللَّهُ أَنَّهُۥ لَآ إِلَٰهَ إِلَّا هُوَ وَٱلۡمَلَٰٓئِكَةُ وَأُوْلُواْ ٱلۡعِلۡمِ قَآئِمَۢا بِٱلۡقِسۡطِۚ لَآ إِلَٰهَ إِلَّا هُوَ ٱلۡعَزِيزُ ٱلۡحَكِيمُ ﴾

آل عمران: ١٨

***"Худо ба яктоии худ гувоҳӣ дод, ки ҷуз зоти муқаддаси Ӯ худое бар ҳақе нест. Ва фариштагону донишмандону уламои раббонӣ низ ба яктоии Ӯ гувоҳӣ додаанд. Дар ҳоле ки Худованд тадбир кунандаи олам аст ба адл. Нест худое бар ҳақ ҷуз Ӯ, ғолиб ва устувор аст ."*** ( сураи "Оли имрон" ояти 18)

Модоме, ки шаъну эътибори тавҳид чунин бошад, пас бар ҳар мусулмон зарур аст, ки дар омӯхтану омӯзондан ва тадаббуру эътиқод кардани он аҳамият диҳад, то, ки динашро бар асоси солим ва боварибахш бино кунад, ва аз самараҳою натиҷаҳои он хушбахт шавад.

## Дини ислом

Дини ислом: Ин динест, ки Худои Таъоло онро ба воситаи Муҳаммад (дуо ва дуруди Худо бар ӯ бод) фиристодааст.
Худои Таъоло ба воситаи ин дин ҳамаи динҳоро хотима бахшида ва онро барои бандагонаш комил сохтааст. Ба воситаи он бар эшон неъматашро пурра карда ва аз будани ин дин маслаки эшон хушнуд аст. Аз ҳеҷ касе ба ҷуз ин дин, дини дигареро қабул намекунад. Худои Таъоло фармудааст:

﴿ مَّا كَانَ مُحَمَّدٌ أَبَآ أَحَدٍ مِّن رِّجَالِكُمْ وَلَٰكِن رَّسُولَ ٱللَّهِ وَخَاتَمَ ٱلنَّبِيِّـۧنَ ۗ وَكَانَ ٱللَّهُ بِكُلِّ شَىْءٍ عَلِيمًا ﴾الأحزاب: ٤٠

***"Муҳаммад падари ҳеҷ яки аз мардони шумо нест. Лекин ӯ паёмбари Худо ва охири пайғамбарон аст. Ва Худо ҳамеша бар ҳамаи корҳои олам доно аст "*** (сураи "Ал-аҳзоб" ояти 40)

Худои Таъоло гӯяд:

﴿ ٱلۡيَوۡمَ أَكۡمَلۡتُ لَكُمۡ دِينَكُمۡ وَأَتۡمَمۡتُ عَلَيۡكُمۡ نِعۡمَتِي وَرَضِيتُ لَكُمُ ٱلۡإِسۡلَٰمَ دِينٗاۚ ﴾ المائدة: ٣

***"Имрӯз дини шуморо ба ҳадди камол расонидам ва бар шумо неъматамро тамом кардам ва беҳтарин оинро, ки Ислом аст бароятон баргузидам"*** (сураи "Ал-моида" ояти 3)

Худои Таъоло боз мефармояд:

﴿ إِنَّ ٱلدِّينَ عِندَ ٱللَّهِ ٱلۡإِسۡلَٰمُۗ ﴾ آل عمران ١٩

***"Ҳамоно дини писандида назди Худо дини Ислом аст"*** (сураи "Оли имрон" ояти 19)

Худои Таъоло мегӯяд:

﴿ وَمَن يَبۡتَغِ غَيۡرَ ٱلۡإِسۡلَٰمِ دِينٗا فَلَن يُقۡبَلَ مِنۡهُ وَهُوَ فِي ٱلۡأٓخِرَةِ مِنَ ٱلۡخَٰسِرِينَ ﴾

***"Ва ҳар касе ғайр аз ислом дини дигаре ихтиёр кунад, ҳаргиз аз вай пазируфта намешавад. Ва ӯ дар охират аз зиёндидагон аст"*** (сураи "Оли имрон ояти 85)

Худои Таъоло бар тамоми мардумон фарз гардонид, ки Ӯро ба воситаи ислом парастиш кунанд ва Паёмбари Худо (дуо ва дуруди Худо бар ӯ бод)-ро хитобкунон фармуд:

﴿ قُلْ يَـٰٓأَيُّهَا ٱلنَّاسُ إِنِّى رَسُولُ ٱللَّهِ إِلَيْكُمْ جَمِيعًا ٱلَّذِى لَهُۥ مُلْكُ ٱلسَّمَـٰوَٰتِ وَٱلْأَرْضِ ۖ لَآ إِلَـٰهَ إِلَّا هُوَ يُحْىِۦ وَيُمِيتُ ۖ فَـَٔامِنُوا۟ بِٱللَّهِ وَرَسُولِهِ ٱلنَّبِىِّ ٱلْأُمِّىِّ ٱلَّذِى يُؤْمِنُ بِٱللَّهِ وَكَلِمَـٰتِهِۦ وَٱتَّبِعُوهُ لَعَلَّكُمْ تَهْتَدُونَ ﴾

***"(Эй расули мо) ба халқ бигу, ки ман Паёмбари Худоям, он Худое, ки осмонҳо ва замин ҳама мулки Ӯст. Ҳеҷ Худое бар ҳақ ҷуз Ӯ нест, ки Ӯ зинда мекунад ва мемиронад. Пас эй мардум бояд имони ба Худо оред ва ба расули Худо паёмбари уммӣ. Он паёмбаре, ки ба Худо ва суханони Ӯ эмон меовард. Шумо бояд пайрави ӯ шавед, то ҳидоят ёбед"*** (сураи "Ал-аъроф" ояти 158)

Дар "саҳиҳ"-и Муслим аз Абу Ҳурайра (Худо аз ӯ розӣ бод) ривоят аст, ки Паёмбари Худо (дуо ва дуруди Худо бар ӯ бод) фармудааст:

***"Қасам ба зоте, ки ҷони Муҳаммад ба дасти Ӯст, касе аз ин уммат яҳудӣ бошад ё насронӣ гуш накунад маро, баъд аз он бимирад дар ҳоле, ки имон наоварда бошад ба он чи, ки фиристода шудаам барои он (яъне ислом), пас ӯ аз бошандагони дузах аст".***

Имон овардан ба Паёмбар (дуо ва дуруди Худо бар ӯ бод) тасдиқ кардан аст ба ончи, ки ӯ

овардааст бо ҳамроҳии қабул ва эътироф, на муҷаррадй тасдиқ. Аз ин ҷиҳат Абу Толиб ба Расули Худо (дуо ва дуруди Худо бар ӯ бод) муъмин нест, бо вуҷуди тасдиқаш ба ончи, ки Паёмбар оварда буд ва шаҳодаташ ба ин, ки ин дин аз беҳтарини динҳост.

Дини ислом дарбаргирандаи тамоми некиҳоест,ки динҳои гузашта дарбар гирифта буданд. Аммо аз он динҳо бо он фарқ мекунад, ки ба ҳар замону макон ва бар ҳар уммат солиҳу созгор аст.Худои Таъоло Паёмбарашро хитобкунон фармудааст:

﴿ وَأَنزَلْنَآ إِلَيْكَ ٱلْكِتَـٰبَ بِٱلْحَقِّ مُصَدِّقًا لِّمَا بَيْنَ يَدَيْهِ مِنَ ٱلْكِتَـٰبِ وَمُهَيْمِنًا عَلَيْهِ ﴾

***"Ва мо ин китобро*** (Қуронро)***ба ҳақ бар ту фиристодем, ки тасдиқи ба дуруст ва ростии ҳамаи китобҳое, ки дар баробари он аст намуда ва бар ҳақиқати он китобҳои осмонии пешин гувоҳӣ медиҳад"*** (Сураи "Ал-моида"ояти 48)

Ва маънои солиҳу созгор будани дини ислом бар ҳар замону макон ва бар ҳар уммат он аст, ки тамассук ва ё чанг задан ба он мухолифи маслиҳат ва хайрхоҳии уммат дар ҳеҷ замону макон намебошад. Ба иборан дигар ин дин татбиқшаванда дар ҳар замону ҳар макон мебошад. Балки ислом хайру

салоҳи он уммат аст. Ва маънои он ин нест, ки ислом барои ҳар замону макон ва уммат сар хам кунад ҳамчуноне, ки баъзе мардумон онро мехоҳанд.

Дини ислом; Дини ҳақест, ки Худои Таъоло замонат дода аст , ки касе , ки ба ӯ содиқона чанг мезанад ,пирузаш гардонад ва ошкор месозад онро бар болои дигарон.
Худои Таъоло фармудааст:

﴿ هُوَ ٱلَّذِىٓ أَرۡسَلَ رَسُولَهُۥ بِٱلۡهُدَىٰ وَدِينِ ٱلۡحَقِّ لِيُظۡهِرَهُۥ عَلَى ٱلدِّينِ كُلِّهِۦ وَلَوۡ كَرِهَ ٱلۡمُشۡرِكُونَ ﴾

***"Ӯст Худое, ки Паёмбарашро ба ҳидояти халқ ва дини ҳақ фиристод то ӯро ғолиб гардонад бар болои ҳамаи динҳо гар чанде кофирон(мушрикон, касоне ки ба Худо шарик меоранд) уро хуш надоранд."*** ( Сураи "Ас-саф" ояти 9)
Худованди бузург ва тавоно боз фармудааст:

﴿ وَعَدَ ٱللَّهُ ٱلَّذِينَ ءَامَنُواْ مِنكُمۡ وَعَمِلُواْ ٱلصَّٰلِحَٰتِ لَيَسۡتَخۡلِفَنَّهُمۡ فِى ٱلۡأَرۡضِ كَمَا ٱسۡتَخۡلَفَ ٱلَّذِينَ مِن قَبۡلِهِمۡ وَلَيُمَكِّنَنَّ لَهُمۡ دِينَهُمُ ٱلَّذِى ٱرۡتَضَىٰ لَهُمۡ وَلَيُبَدِّلَنَّهُم

مِّنۢ بَعۡدِ خَوۡفِهِمۡ أَمۡنٗاۚ يَعۡبُدُونَنِي لَا يُشۡرِكُونَ بِي شَيۡـٔٗاۚ

وَمَن كَفَرَ بَعۡدَ ذَٰلِكَ فَأُوْلَٰٓئِكَ هُمُ ٱلۡفَٰسِقُونَ ﴾

***"Худованд ононе, ки аз шумо имон овардаанд, ва амалҳои шоиста кардаанд ваъда дода аст, ки албатта эшонро дар замин халифа созад, чунон ,ки ононро ки пеш аз шумо халифа сохта бӯд,ва албатта барои эшон дини эшонро ,ки писандида аст барояшон маҳкам кунад , ва албатта тарси эшонро ба эмини табдил кунад,пас эшон он ҷамоъати фосиқонанд "***(Сураи "Нур" ояти55).

Дини ислом; Ақида ва шариъат аст. Ва ин динест,ки дар ақидаву шариъаташ комил аст:

1- Ба тавҳид ва яктопарастииХудованд амр мекунад ва аз шарик овардан ба Худо боз медорад.

2- Ба ростгуӣ амр мекунад ва аз дуруғ боз медорад.

3 - Ба адолат амр мекунад ва аз ҷабру зулм боз медорад.

4 - Ба амонат амр мекунад ва аз хиёнат боз медорад.

5 - Ба вафо кардан бар ваъдаи худ амр мекунад ва аз бевафоӣ боз медорад.

6 - Ба фармонбардории падару модар амр мекунад ва аз сарпечии онҳо боз медорад.

7 - Ба пайвастани хешовандӣ амр мекунад ва аз бурридан аз онҳо боз медорад.
8 - Ба хубӣ кардан бо ҳамсоягон амр мекунад ва аз бадӣ бо онҳо боз медорад.

Хулосаи калом ислом ба тамоми ахлоқи олӣ амр мекунад ва аз ҳамаи ахлоқи паст боз медорад. Ва ба ҳамаи амалҳои солеҳ амр мекунад ва аз ҳама амалҳои нохуш боз медорад. Худои Таъоло мефармояд:

﴿ إِنَّ ٱللَّهَ يَأۡمُرُ بِٱلۡعَدۡلِ وَٱلۡإِحۡسَٰنِ وَإِيتَآيِٕ ذِي ٱلۡقُرۡبَىٰ وَيَنۡهَىٰ عَنِ ٱلۡفَحۡشَآءِ وَٱلۡمُنكَرِ وَٱلۡبَغۡيِۚ يَعِظُكُمۡ لَعَلَّكُمۡ تَذَكَّرُونَ ﴾

***"Албатта Худо** (халқро) **ба адолату накукорӣ фармон медиҳад, ва ба бахшиши хешовандон амр мекунад, ва аз корҳои зишту мункар ва зулм боз медорад. Шуморо панд медиҳад. Шояд, ки панди Худоро бипазиред."*** ( Сураи "Ан-наҳл" ояти 90)

# Рукнҳои Ислом

**Рукнҳои ислом:** Асосҳое, ки Ислом бар онҳо бино шудааст. Ва он рукнҳо панҷто аст, ки дар ҳадиси ривояткардаи Ибни Умар (Худо аз ӯ розӣ бод) аз Паёмбар (дуо ва дуруди Худо бар ӯ бод) зикр шудааст. Паёмбари Худо фармуданд:

***"Ислом бар панҷ рукн бино шудааст:***
***- Гувоҳӣ додан бар ин, ки ҳеҷ худои бар ҳақе ба ғайри Аллоҳ нест ва Муҳаммад бандаи Ӯ ва фиристодаи Ӯст.***
***- Ва барпо доштани намоз.***
***-Ва пардохтани закот.***
***- Ва доштани рузаи моҳи шарифи Рамазон.***
***Ва ҳаҷ кардан.*** ( Ин ҳадисро Бухорӣ ва Муслим ривоят карда аст ва ин лафзи Муслим аст)

1 - Аммо гувоҳи додан бар ин, ки ҳеҷ худое барҳақ ба ғайри Аллоҳ нест ва Муҳаммад бандаи Ӯ ва фиристодаи Ӯст: Ин эътиқод ва боварии пурра аст аз ӯ ба забонаш ба ин гувоҳи додан. Ин гувоҳиро як рукн сохта шуд бо вуҷуди гуногун будани шаҳодатдода шуда. Ё аз сабаби ин, ки Паёмбар (дуо ва дуруди Худо бар ӯ бод) як паёмрасоне аз ҷониби Худованд аст, пас гувоҳи додан ба ӯ ба бандагию паёмбарӣ аз камол ва пуррагӣ шаҳодати ягонагии Худованд аст. Ва ё аз сабаби ин, ки ин ду шаҳодат асоси дурустии

амалҳо ва қабули онҳост. Ҳеҷ амал дурусту қабул намешавад, магар ба ихлос кардан ба Худо ва ба пайравии Паёмбараш (дуо ва дуруди Худо бар ӯ бод)

Пас ба воситаи ихлос шаҳодат ба ягонагии Худо дуруст мешавад, ва ба воситаи пайравии Паёмбари Худо (дуо ва дуруди Худо бар ӯ бод) шаҳодати *"Муҳаммад банда ва фиристодаи Худост"* дуруст мешавад.

Аз самараҳои ин гувоҳии бузург озодии дилу ҷон аст аз бандагии махлуқон ва пайравии ғайри паёмбарон.

2 -Аммо барпо доштани намоз, яъне парастиши Худои Таъолост, бо адо кардани намоз ба тариқи росту комил дар вақтҳо ва ҳолатҳои он.Инчунин аз самараҳои намоз кушодии дил, нури чашм ва дурӣ аз корҳои ношоям аст.

3 - Аммо додани закот, ин ибодати Худои Таъолост ба воситаи сарфи миқдори воҷиб дар молҳои афзуншаванда анҷом мегирад.

Аз самараҳои он пок сохтани нафс аст аз ахлоқи паст ва баровардани ҳоҷати ислому мусулмонон аст.

4 - Аммо рӯзаи моҳи шарифи Рамазон ибодати Худост ба боз доштани худ аз шикanандаҳои рӯза дар рӯзҳои Рамазон.

Аз самараҳои он, ором кардани нафс аст бо тарк кардани чизҳои маҳбуб барои расидан ба ризогии Худои бузург.

5 - Аммо ҳаҷҷи хонаи Худо, парастиши Худои Таъолост ба нияту қасди "Байтул ҳаром" барои барпо доштани аломату нишонаҳои ҳаҷ.

Аз самараҳои он ором кардани нафс аст бар сарфи кушишҳои молӣ ва баданӣ дар тоъати Худои Таъоло. Аз ин ҷиҳат ҳаҷ навъе аз ҷиҳод дар роҳи Худои Таъоло мебошад.

Ин самараҳое, ки барои ин асосҳо зикр кардем ва он чизҳое, ки зикр накардем, аз ин уммат як уммати исломии поку софе месозад, ки ба Худо ба воситаи ин дини ҳақ мегаравад. Ва бо халқ ба адолату садоқат рафтор мекунад. Зеро, ки боқимондаи шариъати ислом ба амали шудани ин асосҳо дуруст мешавад. Ва аҳволи уммат ба дурустии кори динаш дуруст мешавад. Аз салоҳи аҳволи уммат он миқдор фавт мешавад, ки аз салоҳи корҳои динаш фавт шуда бошад.

Ҳар касе, ки рушанӣ дар ин замина бихоҳад, пас бояд, ки ин каломи Худои Таъолоро бихонад:

﴿ وَلَوۡ أَنَّ أَهۡلَ ٱلۡقُرَىٰٓ ءَامَنُواْ وَٱتَّقَوۡاْ لَفَتَحۡنَا عَلَيۡهِم بَرَكَٰتٖ مِّنَ ٱلسَّمَآءِ وَٱلۡأَرۡضِ وَلَٰكِن كَذَّبُواْ فَأَخَذۡنَٰهُم بِمَا كَانُواْ يَكۡسِبُونَ ﴿٩٦﴾ أَفَأَمِنَ أَهۡلُ ٱلۡقُرَىٰٓ أَن يَأۡتِيَهُم بَأۡسُنَا بَيَٰتٗا وَهُمۡ نَآئِمُونَ ﴿٩٧﴾ أَوَأَمِنَ أَهۡلُ ٱلۡقُرَىٰٓ أَن يَأۡتِيَهُم بَأۡسُنَا ضُحٗى وَهُمۡ يَلۡعَبُونَ ﴿٩٨﴾ أَفَأَمِنُواْ مَكۡرَ ٱللَّهِۚ فَلَا يَأۡمَنُ مَكۡرَ ٱللَّهِ إِلَّا ٱلۡقَوۡمُ ٱلۡخَٰسِرُونَ ﴿٩٩﴾ ﴾

***"Ва агар мардуми шаҳру диёр ҳама имон оварда ва парҳезгор мешуданд, ҳамоно мо дарҳои баракати осмону заминро бар руи онҳо мекушодем. Ва лекин чун** (оёти пайғамбарони моро)* ***дуруғ шумурданд, мо ҳам ононро сахт ба сабаби кирдори зишташон расонидем. Оё аҳли шаҳру диёр** (ки ба нофармонии Худо ва корҳои бад машғуланд)* ***аз он эминанд, ки шабонгоҳ вақте, ки дар хобанд азоби мо онҳоро фаро гирад. Оё аҳли шаҳру диёр** (ки аз ёди Худо ва тоъати Ӯ ғофиланд)* ***аз он эминанд, ки ба рӯз дар вақте, ки саргарми бозии дунё ҳастанд азоби мо ононро фаро расад. Оё аз макри Худо** (яъне аз озмоишу муҷозоти Худо)* ***ғофил ва эмин гардидаанд, ки аз он** (макру интиқом)* ***албатта касе ғофил***

***нашавад, магар мардуми (ҷоҳилу мағрур) зиёнкор."*** (сураи "Ал-аъроф" оятҳои 96 то 99)

Бояд дар таърихи гузаштагон назар афканд. Зеро, ки дар таърих барои соҳибхирадон ибрат аст. Ва барои касоне, ки дилҳояшон пардапуш нест, ҳуҷҷат аст.
Ва аз Худо ёрӣ талабида мешавад.

## Асосҳои ақидаи исломӣ.

Дини ислом чуноне, ки гузашт ақида ва шариъат аст. Ба чизе аз шариъаташ ишора кардем ва он рукнҳое, ки асоси шариъаташ ҳисобида мешавад зикр кардем.

Аммо асосҳои ақидаи исломӣ бовар кардан ба Худо, фариштагонаш, китобҳояш, паёмбаронаш, ва ба рӯзи охират ва тақдири неки ва бади аст.
Бар ин асосҳо китоби Худо ва суннати Паёмбараш далел аст. Худои Таъоло дар китобаш фармудааст:

﴿ لَّيْسَ ٱلْبِرَّ أَن تُوَلُّوا۟ وُجُوهَكُمْ قِبَلَ ٱلْمَشْرِقِ وَٱلْمَغْرِبِ وَلَٰكِنَّ ٱلْبِرَّ مَنْ ءَامَنَ بِٱللَّهِ وَٱلْيَوْمِ ٱلْءَاخِرِ وَٱلْمَلَٰٓئِكَةِ وَٱلْكِتَٰبِ وَٱلنَّبِيِّۦنَ ﴾

***"Некукорӣ он нест, ки руй ба ҷониби машриқ ё мағриб кунед. Лекин некукор касест, ки ба Худои олам,ва рӯзи қиёмат, ва фариштагон, ва китобҳо, ва паёмбарон имон орад"*** (Сураи "Ал-бақара" ояти 177)

Худованд дар бораи тақдир мегуяд:

﴿ إِنَّا كُلَّ شَيْءٍ خَلَقْنَٰهُ بِقَدَرٍ ﴿٤٩﴾ وَمَآ أَمْرُنَآ إِلَّا وَٰحِدَةٌ كَلَمْحٍۭ بِٱلْبَصَرِ ﴿٥٠﴾ ﴾

***"Мо ҳарчи офаридем ба андоза офаридем. Ва фармони мо дар ҳамаи олам якест, дар суръат ба монанди чашм ба ҳам задан анҷом ёбад."*** (сураи "Қамар" ояти 49 ва 50)

Паёмбари Худо (дуо ва дуруди Худо бар ӯ бод) дар ҳоле, ки Ҷибрил (саломи Худо бар ӯ бод) аз ӯ пурсид, ки имон чист? гуфт:

***"Имон он аст, ки ба Худо, ва фариштагонаш, ва китобҳояш, ва паёмбаронаш, ва ба рӯзи қиёмат ва тақдири некӣ ва бадӣ бовар кунӣ."*** (ин ҳадисро Муслим ривоят кардааст)

## Имон ба Худои Таъоло

Имон овардан ба Худо чор чизро дарбар мегирад:

Аввалан: Бовар кардан ба вуҷуди Худои Таъоло:

Ба вуҷуди Худованди Таъоло фитрат (сиришт), ақл, шаръ ва ҳис далолат мекунад:

*1- Аммо далолати фитрат бар вуҷуди Худо:*

Пас ҳар махлуқе барои имон овардани ба холиқаш офарида шудааст, бидуни гузоштани фикре ва ё таълиме. Аз хоҳишоти фитрат дур намешавад, магар касе, ки ворид шавад бар қалби ӯ чизе, ки онро аз имон овардан боз дорад. Мисли ин фармудаи Паёмбари гиромӣ (дуо ва дуруди Худо бар у бод):

***"Ҳеҷ кудаке нест, ки бидуни фитрат ба дунё ояд. Пас падару модар ӯро яҳудӣ ё насронӣ ва ё оташпараст месозанд"*** (ин ҳадисро Бухорӣ ривоят кардааст)

*2-Аммо далолати ақл бар вуҷуди Худои Таъоло:*

Ҳамаи махлуқоте, ки пеш гузаштаанд ва ё аз пас меоянд, онҳоро холиқест, ки офаридааст. Зеро худ ба худ ба вуҷуд омадани чизе номумкин аст. Ва ногаҳон пайдо шудан ҳам мумкин нест.

Имкон надорад, ки махлуқот худ ба худ пайдо шуда бошанд. Зеро ҳеҷ чизе

худашро наофаридааст. Ӯ худ пеш аз вуҷудаш маъдум аст, пас чи гуна холиқ мешавад?

Ва мумкин нест, ки ба таври ногаҳонӣ ба вуҷуд омада бошад. Зеро ҳар пайдошударо пайдокунандаест. Мавҷудияти махлуқот бар ин низоми аҷиб ва таркиби муҳкам ва иртиботи мустаҳкам миёни сабабҳо ва сабабгорон ва миёни баъзеи коинот бо баъзеи дигар, ба куллӣ боз медорад, ки вуҷуди онҳо тасодуфӣ бошад. Зеро мавҷуди тасодуфӣ ба низоме дар асли вуҷудаш нест. Пас чи гуна дар ҳолати бақо ва инкишофаш муназзам мемонад?

Вақте маълум гардид, ки ин махлуқот худ ба худ ва ё тасодуфан пайдо нашуда бошанд, пас онҳоро офаридгорест.Ва он офаридгор Худои барҳақ ва Парвардигори оламиён аст.

Худои Таъоло ин далели ақлӣ ва ин ҳуҷҷати қатъиро дар сураи "Тур" зикр кардааст:

﴿ أَمۡ خُلِقُواْ مِنۡ غَيۡرِ شَيۡءٍ أَمۡ هُمُ ٱلۡخَٰلِقُونَ ٣٥ ﴾

***"Оё эшон бидуни чизе офарида шудаанд ё ин, ки онҳо худ офаридгоранд?"***

Яъне онҳо бидуни чизе офарида нашудаанд. Инчунин онҳо худро наофаридаанд. Пас

маълум гашт, ки холиқашон Худои Таборак ва Таъолост. Аз ин ру вақте, ки Ҷубайр ибни Мутъим (Худо аз ӯ розӣ бод) аз Паёмбари Худо (дуо ва дуруди Худо бар ӯ бод) шунид, ки сураи "Тур"-ро қироат мекард ва ба ин оят расид:

﴿ أَمۡ خُلِقُواْ مِنۡ غَيۡرِ شَيۡءٍ أَمۡ هُمُ ٱلۡخَٰلِقُونَ ٣٥ أَمۡ خَلَقُواْ ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَٱلۡأَرۡضَۚ بَل لَّا يُوقِنُونَ ٣٦ أَمۡ عِندَهُمۡ خَزَآئِنُ رَبِّكَ أَمۡ هُمُ ٱلۡمُصَۜيۡطِرُونَ ٣٧ ﴾

***"Оё онҳо бидуни чизе офарида шудаанд ё ин, ки онҳо худ офаридгоранд?" Ё ин, ки осмонҳо ва заминро ин мардум офаридаанд? Балки онҳо бовар намекунанд. Оё ганҷҳои раҳмати Парвардигорат назди онҳост, ё онҳо қудрат ва салтанате доранд?"***

Ҷубайр дар он ҳангом мушрик буд. Ҷубайр мегуяд: "Қариб буд дилам бипарад. Ин аввалин вақте буд, ки имон дар дили ман ҷойгузин шуда буд." (Инро Бухорӣ ривоят кардааст)

Барои рушанӣ андохтан мисоле меорем:

Шахсе ба ту дар бораи қасри мустаҳкаме сухан гуяд. Қасре, ки боғҳо онро иҳота карда, наҳрҳо аз миёни он ҷорӣ бошад. Бо қолину тахтҳо пур карда шудааст. Ӯ ба ту

гуяд: "Ин қаср бо тамоми нозу неъматаш худашро ба вуҷуд овардааст. Ё ин, ки тасодуфан бидуни созандае пайдо шудааст. Албатта ту ба дуруғ будан ва инкори гуфтаи ӯ мешитобӣ. Ва сухани ӯро беҳуда меҳисобӣ.

Оё баъд аз ин ҷоиз аст, ки ин олами бузург бо замину осмон, фалаку низоми аҷибу ҳайратангези он худашро ба вуҷуд оварда бошад? Ё тасодуфан бе офаридгоре пайдо шуда бошад?

*3-Аммо далолати шариъат бар вуҷуди Худои Таъоло:*

Ҳамаи китобҳои осмонӣ инро гуфтаанд. Он аҳкомеро, ки манфиат ҳои халқро дар бар мегирад, далели он аст, ки аз ҷониби Парвардигорест ҳакиму доно. Ва он хабарҳои кавние, ки ҳаёт шоҳиди рост будани онҳост, далел бар ин аст, ки онҳо аз ҷониби парвардигорест, ки қодир аст барои халқ кардани он чи, ки хабар додааст.

*4-Аммо далолати ҳис бар вуҷуди Худо аз ду ваҷҳ аст:*

Якум: Мо мешунавему мушоҳида мекунем, ки чи гуна дуои дуокунандагон ва кумак хостани андуҳзадагон иҷобат мешавад. Ва инҳо ҳама далолати қотеъ бар вуҷуди Худои Таъоло мекунанд. Худои Таъоло фармудааст:

﴿ وَنُوحًا إِذۡ نَادَىٰ مِن قَبۡلُ فَٱسۡتَجَبۡنَا لَهُۥ ﴾

***"Ва ёд кун** (эй Расули Худо) **ҳикояти Нуҳро, ки уро ба рисолат фиристодем ва қавмаш роҳи мухолифат ва исёнро пеш гирифтанд. Ӯ (Нуҳ) нидо кард ва мо иҷобат кардем"*** (сураи "Анъбиё ояти 76).

Худои Таъоло фармудааст:

﴿ إِذۡ تَسۡتَغِيثُونَ رَبَّكُمۡ فَٱسۡتَجَابَ لَكُمۡ ﴾

***"Ба ёд оред он ҳангомеро, ки талаби ёри аз Парвардигори худ мекардед, пас Ӯ дуои шуморо иҷобат кард"*** (Сураи "Анфол" ояти9).

Дар саҳеҳи Бухорӣ аз Анас Ибни Молик (Худо аз ӯ розӣ бод) омадааст, ки гуфтааст:

"Рузи ҷумъа бодиянишине вориди масҷид шуд. Паёмбари Худо (дуо ва дуруди Худо бар ӯ бод) хутба мехонд. Гуфт: "Эй Расули Худо, молҳо ҳалок шуданд. Аҳлу иёл гурусна шуданд. Барои мо ба Худо дуо бикун" Паёмбари Худо (дуо ва дуруди Худо бар ӯ бод) дастонашро бардошт дуо кард. Пас абрҳо мисли куҳҳо дар хуруш омаданд. Ман дидам, ки аз минбар ҳанӯз нафаромада буд, ки борон аз ришҳои ӯ мешорид. Дар ҷумъаи дуввум ҳамон бодиянишин ё ғайри ӯ касе хеста гуфт:"Эй Расули Худо, хонаҳо вайрон

ва молҳо ғарқ шуданд. Барои мо дуо кун". Паёмбар (дуо ва дуруди Худо бар ӯ бод) дастонашро бардошта гуфт: ***"Худоё, ба манфиати мо бигардон на ба зарари мо".*** Пас ба он тараф ишора накарда буд, ки он амр ба анҷом расид.

Ҳамеша иҷобати дуои дуокунанда то имрӯз барои касе, ки сидқан бозгашт ба суи Худо карда, шартҳои қабули дуоро риоя кунад, мушоҳида карда мешавад.

Ваҷҳи дуввум: Аломатҳои паёмбарон, ки муъҷиза номида мешавад, ва мардумон онҳоро мебинанду мешунаванд, далели қатъӣ бар вуҷуди фиристонандаи онҳост, ки Ӯ Худои Таъолост. Зеро ин муъҷизаҳо корҳоеанд, ки аз қудрати инсони оддӣ берунанд. Худои Таъоло онҳоро барои таъйиду нусрати паёмбаронаш анҷом медиҳад.

Мисоли он муъҷизаи Мусо (Саломи Худо бар ӯ) аст. Вақте, ки Худои тавоно ӯро амр кард, ки баҳрро ба асои худ бизанад. Ӯ баҳрро зад. Ва баҳр ба дувоздаҳ роҳи хушк тақсим шуд. Ва об дар миёни онҳо мисли куҳ буд. Худои Таъоло фармуд:

﴿ فَأَوۡحَيۡنَآ إِلَىٰ مُوسَىٰٓ أَنِ ٱضۡرِب بِّعَصَاكَ ٱلۡبَحۡرَۖ فَٱنفَلَقَ فَكَانَ كُلُّ فِرۡقٖ كَٱلطَّوۡدِ ٱلۡعَظِيمِ ﴾

***"Пас мо ба Мусо ваҳӣ кардем, ки асои худро ба дарёи (Нил) бизан. чун зад, дарё шикофт ва оби ҳар қитъаи дарё монанди куҳи бузург бар руи ҳам қарор гирифт"*** (сураи "Шуаро" 63).

Мисоли дуввум: Муъҷизаи Исо (саломи Худо бар ӯ бод). Ӯ мурдагонро зинда карда аз қабрҳо-яшон ба изни Худо берун мекард. Худои Таъоло аз забони Исо дар Қурон чунин нақл кардааст:

﴿ وَأُحۡيِ ٱلۡمَوۡتَىٰ بِإِذۡنِ ٱللَّهِۖ ﴾

***"Ва зинда месозам мурдагонро бо иҷозати Худо"***

Худованд ҷои дигаре фармудааст:

﴿ وَإِذۡ تُخۡرِجُ ٱلۡمَوۡتَىٰ بِإِذۡنِيۖ ﴾

***"Ва мурдагонро ба изни ман (аз қабр) берун меорӣ".*** (сураи "Моида" ояти 110).

Мисоли саввум: Муъҷизаи Муҳаммад (дуо ва дуруди Худо бар ӯ бод). Ҳангоме, ки Қурайшиҳо аз ӯ муъҷиза хостанд. Ӯ ба суи моҳтоб ишора кард. Моҳтоб ду пора шуд. Мардум инро ба чашми худ диданд. Дар ин бора Худои Таъоло фармудааст:

﴿ ٱقۡتَرَبَتِ ٱلسَّاعَةُ وَٱنشَقَّ ٱلۡقَمَرُ ۝١ وَإِن يَرَوۡاْ ءَايَةً يُعۡرِضُواْ وَيَقُولُواْ سِحۡرٌ مُّسۡتَمِرٌّ ۝٢ ﴾

***"Соат(мақсад аз соат қиёмат аст)наздик омад ва моҳ шикофта ва ду пора шуд. Ва агар кофирон муъҷизае бубинанд, боз эътироз карда мегӯянд, ки ин сеҳрест доимӣ".*** (сураи "Қамар" ояти 1-2).

Ин муъҷизаҳои ошкорое, ки Худои Таъоло барои нусрату таъйиди паёмбаронаш пиёда сохтааст, далолати қатъӣ бар вуҷуди Худои Таъоло мекунанд.

<u>Дуввум:</u> **Имон овардан ба рабубият:**
Яъне Худованд ба танҳоӣ парвардигори бе шарику бениёз аст.
Парвардигор: Зотест соҳиби халқ ва мулку амр. Нест офаридгоре ба ҷуз Ӯ. Ғайри Ӯ молике нест. Нест амре магар аз ҷониби Ӯ. Худои Таъоло фармуда аст:
***"Огоҳ бошед, ки халқу амр аз они Ӯст"***
Худованд фармудааст:

﴿ ذَٰلِكُمُ ٱللَّهُ رَبُّكُمۡ لَهُ ٱلۡمُلۡكُۚ وَٱلَّذِينَ تَدۡعُونَ مِن دُونِهِۦ مَا يَمۡلِكُونَ مِن قِطۡمِيرٍ ﴾

***"Ӯ Худои офаринандаи шумост, ки ҳамаи мулку ҳастӣ аз Ӯст. Ва ба ғайр аз Ӯ маъбудонеро, ки ба худоӣ мехонед, дар ҷаҳон ҳатто дорои пусти( пусти тунуке ки болои донаи хурмо аст) ҳастаи (донаи) хурмо нестанд".*** (Сураи "Фотир ояти 13).

Дониста нашудааст, ки ҳеҷ касе аз махлуқот парвардигор будани Худоро инкор карда бошад, магар касе, ки ба он чи, ки мегӯяд ғайри муътақид бошад. Ҳамчуноне, ки аз Фиръавн чунин рух дода аст. Қуръон онро ҳикоякунон аз забони Фиръавн нақл кардааст:

***"Ман парвардигори олии шумоям".***

Ва дар ҷои дигари Қуръон омадааст:

﴿ يَـٰٓأَيُّهَا ٱلۡمَلَأُ مَا عَلِمۡتُ لَكُم مِّنۡ إِلَـٰهٍ غَيۡرِى ﴾

***"Эй мардум барои шумо ғайр аз худ худое намедонам".***

Аммо ин гуфтаҳои Фиръавн инъикоси ақида набуд. Худованди бузург фармудааст:

﴿ وَجَحَدُواْ بِهَا وَٱسۡتَيۡقَنَتۡهَآ أَنفُسُهُمۡ ظُلۡمًا وَعُلُوًّاۚ ﴾

***"Ва бо он, ки дилҳои онҳо яқин дошт боз аз кибру ситамгарӣ инкори он карданд."*** (сураи "Намл" ояти 14).

Сухани Мусо бар Фиръавнро Худованд дар Қуръон чунин ҳикоя кардааст:

﴿ لَقَدْ عَلِمْتَ مَآ أَنزَلَ هَٰٓؤُلَآءِ إِلَّا رَبُّ ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَٱلْأَرْضِ بَصَآئِرَ وَإِنِّى لَأَظُنُّكَ يَٰفِرْعَوْنُ مَثْبُورًا ﴾

***"(Мусо ба Фиръавн посух дод, ки) Ту худ донистай, ки нафиристодааст ин оятҳоро магар Парвардигори осмонҳову замин, ва ман эй Фиръавн туро ҳалокшуда мепиндорам".*** (сураи "Исроъ" ояти 102).

Аз ин лиҳоз мушрикон ба парвардигории Худои Таъоло иқрор мекунанд. Аммо онҳо ба Худованд дар улуҳият (дар ибодати Худованд)ва ваҳдоният шарик қарор медиҳанд. Худои Таъоло мефармояд:

﴿ قُل لِّمَنِ ٱلْأَرْضُ وَمَن فِيهَآ إِن كُنتُمْ تَعْلَمُونَ ﴿٨٤﴾ سَيَقُولُونَ لِلَّهِ ۚ قُلْ أَفَلَا تَذَكَّرُونَ ﴿٨٥﴾ قُلْ مَن رَّبُّ ٱلسَّمَٰوَٰتِ ٱلسَّبْعِ وَرَبُّ ٱلْعَرْشِ ٱلْعَظِيمِ ﴿٨٦﴾ سَيَقُولُونَ لِلَّهِ ۚ قُلْ أَفَلَا تَتَّقُونَ ﴿٨٧﴾ قُلْ مَنۢ بِيَدِهِۦ مَلَكُوتُ كُلِّ شَىْءٍ وَهُوَ يُجِيرُ وَلَا يُجَارُ عَلَيْهِ إِن كُنتُمْ تَعْلَمُونَ ﴿٨٨﴾ سَيَقُولُونَ لِلَّهِ ۚ قُلْ فَأَنَّىٰ تُسْحَرُونَ ﴿٨٩﴾ ﴾

***"(Эй паёмбари мо) бигу, ки замин ва ҳар касе, ки дар руи замин аст бигӯед аз кист, агар шумо фаҳм ва дониш доред. Албатта ҷавоб хоҳанд дод, ки аз Худост. Бигу оё панд назир намешавед . Боз ба онҳо бигу парвардигори осмонҳои ҳафтгона ва арши бузург кист? Албатта боз ҷавоб диҳанд, ки ин ҳама Худорост. Бигу чаро худотарс намешавед? Бигу он кист, ки подшоҳии ҳама олам дар дасти Ӯст, ва Ӯ ба ҳама паноҳ диҳад ва касе ба Ӯ паноҳ надиҳад, агар медонед бозгӯед? Албатта онҳо хоҳанд гуфт, ки он Худост. Пас бигу чаро ба фиребу найранг афсуну мафтун мшавед?"***(сураи "Муъминун" оятҳои 84-89).
Худованд боз мефармояд:

﴿ وَلَئِن سَأَلْتَهُم مَّنْ خَلَقَ ٱلسَّمَـٰوَٰتِ وَٱلْأَرْضَ لَيَقُولُنَّ خَلَقَهُنَّ ٱلْعَزِيزُ ٱلْعَلِيمُ ﴾

***"Ва агар аз ин кофирон бипурсӣ, ки осмонҳову заминро кӣ офарида, албатта ҷавоб диҳанд, ки Худои қодиру доно офаридааст".*** (сураи "Зухруф" ояти 9).
Худованд мефармояд:

﴿ وَلَئِن سَأَلْتَهُم مَّنْ خَلَقَهُمْ لَيَقُولُنَّ ٱللَّهُ ۖ فَأَنَّىٰ يُؤْفَكُونَ ﴾

***"Ва агар аз онҳо бипурсӣ, ки чи касе халқ ашон кардааст. Ҷавоб диҳанд: Худо. Пас***

***чигӯна(аз ибодати Худо) баргардонида мешавед?"*** (сураи "Зухруф" ояти 87).

Худованд амркунандаи ҳамаи умури кавнӣ ва шаръӣ аст. Ҳамчуноне, ки Ӯ ба танзимдорорандаи коинот ва қозӣ дар он аст, ба он ҳукме, ки мехоҳад мувофиқи тақ озои ҳикматаш. Пас ҳар касе, ки бо Худои Таъоло ҳокими дигаре дар ибодат ва муомилот бигирад ҳамоно, ки ӯ ба Худованд ширк варзидааст ва имони вай таҳаққуқ пайдо накардааст.

Саввум: **Имон ба улуҳияти Худо.**

Улуҳият: яъне имон овардан ба ин, ки Худои Таъоло худои ягона ва барҳақ аст. Ҳеҷ шарике Ӯро нест. Калимаи *"илоҳ"* дар арабӣ ба маънои маъбудест, ки аз руи муҳаббат ва таъзим парастида мешавад. Худованд мефармояд:

﴿ وَإِلَـٰهُكُمْ إِلَـٰهٌ وَاحِدٌ ۖ لَّآ إِلَـٰهَ إِلَّا هُوَ ٱلرَّحْمَـٰنُ ٱلرَّحِيمُ ﴾

***"Ва Худои шумо худои яктост. Нест худое магар Ӯ, ки бахшоянда ва меҳрубон аст".*** (Сураи "Бақара" ояти 163).

Худованд боз мефармояд:

﴿ شَهِدَ ٱللَّهُ أَنَّهُۥ لَآ إِلَٰهَ إِلَّا هُوَ وَٱلْمَلَٰٓئِكَةُ وَأُو۟لُوا۟ ٱلْعِلْمِ قَآئِمًۢا بِٱلْقِسْطِ ۚ لَآ إِلَٰهَ إِلَّا هُوَ ٱلْعَزِيزُ ٱلْحَكِيمُ ﴾

***"Худо ба яктоии худ гувоҳӣ додааст, ки ҷуз зоти муқаддаси Ӯ худое нест ва фариштагон ва донишмандон ба яктоии Ӯ гувоҳанд, ки Ӯ тадбиркунандаи оламаст ба адл. Нест маъбуде барҳақ ҷуз Ӯ, ки бар ҳама кори (олам) тавоно ва ба ҳар чиз доност".*** (сураи "Оли Имрон ояти 18).

Пас ҳар маъбуде, ки ғайр аз Худои Таъоло парастада шавад улуҳияти ӯ ботил аст.

Худои Таъоло фармудааст:

﴿ ذَٰلِكَ بِأَنَّ ٱللَّهَ هُوَ ٱلْحَقُّ وَأَنَّ مَا يَدْعُونَ مِن دُونِهِۦ هُوَ ٱلْبَٰطِلُ وَأَنَّ ٱللَّهَ هُوَ ٱلْعَلِىُّ ٱلْكَبِيرُ ﴾

***"Ҳақиқат ин аст, ки Худои якто ҳақи мутлақ аст, ва ҳар чи ҷуз Ӯ хонанд ботил аст, ва мақ оми олӣ ва бузургии шаън махсуси зоти поки Худост."*** (сураи "Ҳаҷ" ояти 62).

Бутҳоро номгузорӣ кардан ба калимаи маъбуд онҳоро бузург намесозад мисли ҳақи улуҳият. Худованди Таъоло дар ҳақи Лотт, Уззо ва Манот( номҳои бутҳои мушрикон дар замони паёмбар) фармудааст:

﴿ إِنۡ هِيَ إِلَّآ أَسۡمَآءٞ سَمَّيۡتُمُوهَآ أَنتُمۡ وَءَابَآؤُكُم مَّآ أَنزَلَ ٱللَّهُ بِهَا مِن سُلۡطَٰنٍۚ ﴾

***"Ин бутҳо ҷуз номҳое, ки шумо ва падаронатон бар онҳо ниҳодаед чизи дигаре нест ва Худо далеле бар онҳо нозил нафармудааст."***

Қуръон аз забони Юсуф ҳикоя мекунад, ки ӯ ба ду рафиқе, ки дар зиндон ҳамроҳаш буданд, чунин гуфт:

﴿ ءَأَرۡبَابٞ مُّتَفَرِّقُونَ خَيۡرٌ أَمِ ٱللَّهُ ٱلۡوَٰحِدُ ٱلۡقَهَّارُ ٣٩ مَا تَعۡبُدُونَ مِن دُونِهِۦٓ إِلَّآ أَسۡمَآءٗ سَمَّيۡتُمُوهَآ أَنتُمۡ وَءَابَآؤُكُم مَّآ أَنزَلَ ٱللَّهُ بِهَا مِن سُلۡطَٰنٍۚ ﴾

***"Оё маъбудони пароканда беҳтаранд ё Худои яктои ғолиб? Он чӣ ғайр аз Худо мепарастед номҳои беҳақиқат ва алфози бемаънӣ аст, ки шумо худатон ва падаронатон сохтаед. Худо ҳеҷ нишонаи илоҳият ва камтарин асари холиқият дар он худоёни ботил наниҳодааст."*** (Сураи "Юсуф" 39,40)

Аз ин ҷиҳат ҳамаи паёмбарон бар қавмҳояшон чунин нидо мекарданд:

﴿ يَٰقَوۡمِ ٱعۡبُدُواْ ٱللَّهَ مَا لَكُم مِّنۡ إِلَٰهٍ غَيۡرُهُۥٓ ﴾

***"Эй қавм Худои якторо бипарастед, ки ҷуз Ӯ шуморо худое нест."*** (Сураи Аъроф 59)
Локин мушрикон аз ин даъвати паёмбарон сарпечиданд. Ғайр аз Худои ягона худоёне гирифтанд. Ва онҳоро ҳамроҳи Худои ягона ибодат карда, аз онҳо нусрат ва ёрӣ талабиданд.

Худованди карим бо ду далели ақлӣ бутҳоро худоён гирифтани мушриконро ботил гардонидааст:
*Далели аввал;* Он худоёне, ки мушрикон ибодат мекунанд дорои ҳеҷ хусусиёти илоҳӣ нестанд. Онҳо худ махлуқанд на холиқ. Ва ҳеҷ нафъ ва фоидае бар парастишкунандагони худ расонида наметавонанд. Ва низ ҳеҷ зарареро аз онҳо дур карда наметавонанд. Онҳо молики ҳаёт ва марги одамон нестанд. Инчунин молики чизе аз осмонҳо нестанд ва мушорикат дар чизе аз умури дунё надоранд. Худои Таъоло фармудааст:

﴿ وَٱتَّخَذُواْ مِن دُونِهِۦٓ ءَالِهَةً لَّا يَخۡلُقُونَ شَيۡـٔٗا وَهُمۡ يُخۡلَقُونَ وَلَا يَمۡلِكُونَ لِأَنفُسِهِمۡ ضَرّٗا وَلَا نَفۡعٗا وَلَا يَمۡلِكُونَ مَوۡتٗا وَلَا حَيَوٰةٗ وَلَا نُشُورٗا ﴾

***"Ва мушрикон бутҳоро ғайр аз Худо ҳамчун худоён баргирифтанд ва ҳоло он, ки он бутҳо чизе дар олам халқ накардаанд ва худашон махлуқи Худо ҳастанд, ва ҳеҷ қудрате бар нафъ ва зарари хеш надоранд, ва на амри маргу ҳаёт ва нушур (қиёмат) дар дасти онҳост."*** (Сураи "Фурқон" ояти 3)

Худованди бузург фармудааст:

﴿ قُلِ ٱدْعُوا۟ ٱلَّذِينَ زَعَمْتُم مِّن دُونِ ٱللَّهِ ۖ لَا يَمْلِكُونَ مِثْقَالَ ذَرَّةٍ فِى ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَلَا فِى ٱلْأَرْضِ وَمَا لَهُمْ فِيهِمَا مِن شِرْكٍ وَمَا لَهُۥ مِنْهُم مِّن ظَهِيرٍ ﴿٢٢﴾ وَلَا تَنفَعُ ٱلشَّفَٰعَةُ عِندَهُۥٓ إِلَّا لِمَنْ أَذِنَ لَهُۥ ﴾

***"Бигу; онҳоеро, ки ба ҷуз Худо пиндоштед, ки бихонед ҳеҷ як миқдори заррае дар осмонҳо ва замин молик нестанд, ва ба Худо ширкате дар хилқати осмон ва замин надошта ва ба Ӯ дар офариниш ёрӣ ва кӯмаке накардаанд. Ва шафоати касе назди Худованд судманд нест, ҷуз он касе ки Худо ба ӯ изни шафоат додааст."*** (Сураи "Сабаъ" оятҳои 22-23)

Худованди Таъоло фармудааст:

﴿ أَيُشۡرِكُونَ مَا لَا يَخۡلُقُ شَيۡـٔٗا وَهُمۡ يُخۡلَقُونَ ١٩١ وَلَا يَسۡتَطِيعُونَ لَهُمۡ نَصۡرٗا وَلَآ أَنفُسَهُمۡ يَنصُرُونَ ١٩٢ ﴾

***"На ононро ёрӣ тавонанд кард ва на худро ёрӣ мекунанд. Ва агар онҳоро (бутҳоро) роҳи ҳидоят бихонед пайравии шумо нахоҳанд кард. Баробар аст бар шумо ин, ки даъват кунед онҳоро ё хомӯш бошед."*** (Сураи "Аъроф" оятҳои 191-192)

Агар, ки ҳоли бутон чунин бошад, пас худоён гирифтани онҳо аз бадтарини ҳамоқ атҳо ва сахттарини ботилҳост.

*Далели дуввум;* Ин мушрикон иқрор мекарданд, ки танҳо Худои Таъоло Парвардигор ва офаридгорест, ки ҳама чиз дар дасти Ӯст. Ӯ худоест, ки ба ҳама паноҳ диҳад ва касе Ӯ ба паноҳдодани касе эҳтиёҷ надорад. Ва ин амр лозим мегардонад, ки онҳо Худоро чуноне, ки ба рубубият ягона медонанд дар улуҳият низ танҳо Ӯро ибодат кунанд. Чуноне, ки Худованд фармудааст:

﴿ يَٰٓأَيُّهَا ٱلنَّاسُ ٱعۡبُدُواْ رَبَّكُمُ ٱلَّذِي خَلَقَكُمۡ وَٱلَّذِينَ مِن قَبۡلِكُمۡ لَعَلَّكُمۡ تَتَّقُونَ ٢١ ٱلَّذِي جَعَلَ لَكُمُ ٱلۡأَرۡضَ فِرَٰشٗا وَٱلسَّمَآءَ بِنَآءٗ وَأَنزَلَ مِنَ ٱلسَّمَآءِ مَآءٗ فَأَخۡرَجَ بِهِۦ مِنَ

ٱلثَّمَرَٰتِ رِزۡقًا لَّكُمۡۖ فَلَا تَجۡعَلُواْ لِلَّهِ أَندَادًا وَأَنتُمۡ تَعۡلَمُونَ ﴾

***"Эй мардум Худоеро бипарастед, ки офаринандаи шумо ва ононест, ки пеш аз шумо буданд, бошад ки парҳезгор шавед.Он Худое, ки барои шумо заминро густурд, ва осмонро барафрошт, ва аз осмон обе фуру борид, ки берун оварад ба сабаби он об меваҳои гуногун, то ризқу рӯзии шумо гардад. Пас касеро мислу монанди Ӯ қарор надиҳед дар ҳоле, ки медонед Худо бемислу монанд аст."*** (Сураи "Бақара" 21-22)

Худованди Таъоло боз фармудааст:

﴿ وَلَئِن سَأَلۡتَهُم مَّنۡ خَلَقَهُمۡ لَيَقُولُنَّ ٱللَّهُۖ فَأَنَّىٰ يُؤۡفَكُونَ ﴾

***"Ва агар аз онҳо бипурсӣ, ки чӣ касе халқ ашон кардааст, ҷавоб диҳанд; Худо. Пас чи гуна баргардонида мешаванд (аз ибодати Худо)."*** (Сураи "Зухруф" ояти 87)

Худои Таъоло мефармояд:

﴿ قُلۡ مَن يَرۡزُقُكُم مِّنَ ٱلسَّمَآءِ وَٱلۡأَرۡضِ أَمَّن يَمۡلِكُ ٱلسَّمۡعَ وَٱلۡأَبۡصَٰرَ وَمَن يُخۡرِجُ ٱلۡحَيَّ مِنَ ٱلۡمَيِّتِ وَيُخۡرِجُ ٱلۡمَيِّتَ مِنَ ٱلۡحَيِّ وَمَن يُدَبِّرُ ٱلۡأَمۡرَۚ فَسَيَقُولُونَ ٱللَّهُۚ

فَقُلۡ أَفَلَا تَتَّقُونَ ۝ فَذَٰلِكُمُ ٱللَّهُ رَبُّكُمُ ٱلۡحَقُّۖ فَمَاذَا بَعۡدَ
ٱلۡحَقِّ إِلَّا ٱلضَّلَٰلُۖ فَأَنَّىٰ تُصۡرَفُونَ ﴾

***"Мушриконро бигу кист аз осмон ва замин ба шумо ризқу рӯзи медиҳад, ва кист он, ки ба шумо чашму гуш ато мекунад, ва кист он, ки аз мурда зинда ва аз зинда мурда бармеангезад, ва кист, ки фармонаш олами офаринишро муназзам медорад? Пас зуд аст, ки онҳо хоҳанд гуфт, ки қодир бар ин корҳо танҳо Худои яктост. Пас бигу чаро аз Худо наметарсед? Ин Худои ягона ба ростӣ парвардигори шумост. Ва чист баъд аз баёни роҳи ҳақ ғайр аз гумроҳӣ. Пас чи гуна (аз ибодати Худо) баргардонида мешавед."*** (Сураи "Юнус" оятҳои 31-32)

Чаҳорум; Имон ба номҳо ва сифатҳои Худованд.

Яъне шинохтани он номҳову сифатҳое, ки Худованд барои худ дар китобаши исбот кардааст. Ва ё ин, ки дар суннати Паёмбар (дуо ва дуруди Худо бар ӯ бод) омадааст. Бар ваҷҳи лоиқ, бетаҳриф ва на таътил ва на такйиф ва на тамсил. Худованди бузург мефармояд:

﴿ وَلِلَّهِ ٱلۡأَسۡمَآءُ ٱلۡحُسۡنَىٰ فَٱدۡعُوهُ بِهَا ۖ وَذَرُواْ ٱلَّذِينَ يُلۡحِدُونَ فِيٓ أَسۡمَٰٓئِهِۦۚ سَيُجۡزَوۡنَ مَا كَانُواْ يَعۡمَلُونَ ﴾

***"Худорост номҳои наку. Пас бихонед Ӯро ба он номҳо, ва онҳоеро ки ба номҳои Худо куфр ва ё инод меварзанд ба худ вогузоред, ки ба зудӣ ба кирдори бадашон муҷозот хоҳанд шуд."*** (Сураи "Аъроф" 180)

Худои Таъоло боз фармудааст:

﴿ وَلَهُ ٱلۡمَثَلُ ٱلۡأَعۡلَىٰ فِي ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَٱلۡأَرۡضِۚ وَهُوَ ٱلۡعَزِيزُ ٱلۡحَكِيمُ ﴾

***"Ва он зоти якторо дар осмонҳо ва замин сифати олитараст. Ва Ӯст ғолиби бо ҳикмат."*** (сураи "Рум" 27)

Худованд боз фармудааст:

﴿ لَيۡسَ كَمِثۡلِهِۦ شَيۡءٞۖ وَهُوَ ٱلسَّمِيعُ ٱلۡبَصِيرُ ﴾

***"Ва Худои якторо ҳеҷ мислу монанде нест, ва Ӯ шунаво ва биност."*** (Сураи "Шуро" ояти 11)

Дар масъалаи имон ба номҳову сифатҳои Худованд ду тоифа гумроҳ шуданд:

Тоифаи аввал; "Муъаттилаҳ". Онҳо касонеанд, ки номҳову сифатҳои Худоро ва ё баъзеи онро инкор кардаанд. Онҳо гумон

мекунанд, ки исботи ин номҳо ва сифатҳо барои Худованд ба ташбеҳ мекашонад. Яъне ин амр моро ба монанд кардании Худои Таъоло бо махлуқоташ мекашонад. Ботил будани гумони онҳоро бо чанд далел метавонем исбот кунем:

Аввал; Ин гумони онҳо зиддият бо каломи Худои Таъоло дорад. Зеро Худованд барои худ дар Қуръон номҳо ва сифатҳое исбот карда ва баён доштааст, ки касе мисли Ӯ нест. Агар исботи номҳову сифатҳои Худованд дарбаргирандаи ташбеҳ бошад дар ин сурат таноқуз дар каломи Худованд лозим меояд.

Дуввум; Ин, ки агар ду чиз дар як исм ё сифат муттафиқ бошанд ин маънои онро надорад, ки онҳо ба якдигар монананд. Масалан ту ду шахсеро мебинӣ, ки ҳарду шунаво, бино ва гӯё ҳастанд, аммо ин ба он маъно нест, ки он ду дар дигар маъноҳои инсонӣ монанди ҳамдигаранд. Ҳайвонотро мебинӣ, ки мисли инсон дасту по ва чашм доранд, аммо муттафиқ будани онҳо дар дасту по ва чашм доштан ба он маъно нест, ки он аъзоҳои онҳо ба ҳамдигар монананд.

Ҳаргоҳ зоҳир гардид, ки байни махлуқ от дар он номҳо ва сифатҳое, ки муттафиқ анд фарқ ва ихтилоф аст, пас ихтилоф ва

фарқ байни холиқу махлуқ васеътар ва бузургтар аст.

*Тоифаи дуввум;* "Мушаббиҳа". Онҳо касонеанд, ки номҳо ва сифатҳои Худовандро исбот ва қабул кардаанд. Аммо Худоро ба махлуқоташ ташбеҳ ва монанд кардаанд. Онҳо гумон карданд, ки муқтазои далолати нусуси Қуръон ва суннат ҳамин аст. Зеро Худованд бандагонашро ба андозаи фаҳмашон хитоб мекунад. Ботил будани ин гумони онҳоро бо чанд далел мешавад исбот кард; Аввал: Ташбеҳ ва монанд кардани Худои Таъоло ба махлуқоташ корест, ки ақ ли инсон ва шариати ислом онро қабул надорад, ва онро ботил меҳисобад. Ва ҳеҷ мумкин нест, ки нусуси Қуръон ва суннат як кори ботил ва беасосро тақозо кунад.

Дуввум: Худованди Таъоло бандагонашро ба андозаи фаҳму даркашон аз ҷиҳати асли маъно хитоб мекунад. Аммо он ҳақиқату мояе, ки маъно дарбаргирандаи он аст Худованд онро ба худ ихтисос додааст. Хусусан ҳақиқати он маъноҳое, ки тааллуқ ба зоту сифоти Худованд доранд.

Ҳаргоҳ, ки Худованд барои худ исбот кард, ки Ӯ шунавост, пас маънои шунавоӣ аз ҷиҳати асли маъно маълум аст, (ки ҳамон ҳис кардани овоз ва садоҳост). Локин ҳақиқати асли

ин маъно нисбат ба шунавоии Худованд номаълум аст. Зеро ҳақиқат ва асли маънои шунавоӣ ҳатто байни махлуқот мутафовит ва мухталиф аст. Пас ихтилоф ва дигаргунӣ байни холиқу махлуқ бештар ва бузург тараст.

Ҳаргоҳ, ки Худованд аз ин хабар додааст, ки Ӯ бар аршаш истодааст. Пас истиво (истодан) аз ҷиҳати асли маъно маълум аст. Локин ҳақиқат ва чигунагии истивое, ки Худованд зикр кардааст барои мо номаълум аст.

Имон ба Худои Таъоло бар он тариқе, ки Худованд бар мо раҳнамоӣ кардааст самараҳои бузург ва боазамат мерӯёнад. Он самараҳо инҳоянд:

Аввал: Таҳқиқи яктопарастии Худои Таъоло ва ин, ки на умед ва на хавфро ба ғайри Худованд таалluқ дода нашавад ва ғайри Ӯро парастида нашавад.

Дуввум: Камоли муҳаббати Худованд ва бузург доштани Ӯ ба муқтазои номҳои некӯ ва сифатҳои олии Ӯ.

Саввум: Анҷом додани амрҳову фармонҳои Худои Таъоло ва дурӣ ҷустан аз он корҳое, ки моро аз он боздоштааст, ки ба ин васила ибодати Худованд таҳаққуқ пайдо мекунад.

# ИМОН БА МАЛОИКА

Малоика: махлуқоти Худованд ҳастанд. Ӯро ибодат мекунанд. Онҳо дорои ҳеҷ яке аз сифатҳои улуҳият ва рабубият нестанд. Худованд онҳоро аз нур офарида ва онҳоро комилан мутеъ ва таслими амри худ кардааст. Ва ба онҳо барои танфизи амри худ қувват ато кардааст. Худованди Таъоло мефармояд:

﴿ وَمَنْ عِندَهُۥ لَا يَسْتَكْبِرُونَ عَنْ عِبَادَتِهِۦ وَلَا يَسْتَحْسِرُونَ ۝١٩ يُسَبِّحُونَ ٱلَّيْلَ وَٱلنَّهَارَ لَا يَفْتُرُونَ ﴾

***"Ҳарчӣ дар осмонҳо ва замин аст ҳама мулки Худост, ва касоне** (малоика)**, ки назди Ӯ ҳастанд саркашӣ накунанд** (аз фармонӣ Ӯ)**, ва аз ибодати Ӯ ҳаргиз хаста нашаванд. Ва шабу рӯз тасбеҳ мегӯянд, ки сустӣ намекунанд."*** (Сураи "Анбиё" 19-20)

Адади фариштагон хеле зиёд аст, ки ҳисоби онҳоро ғайр аз Худованд касе намедонад. Дар *"Саҳиҳайн"* аз ҳадиси Анас (Худо аз ӯ розӣ бод) ривоят аст, ки Паёмбар (дуо ва дуруди Худо бар ӯ бод) дар шаби Меъроҷ ба осмон ба масҷиди Байтул-маъмур бардошта шуд. Дар он масҷид ҳар рӯз ҳафтод ҳазор фариштагон намоз мегузоранд..."

Имон ба фариштагон чаҳор чизро дарбар мегирад:

Аввал: Имон ба вуҷуди фариштагон (яъне бояд мусулмон имон дошта бошад, ки фариштагон вуҷуд доранд)

Дуввум: Имон овардан ба номҳои он малоикаҳое, ки номҳояшонро медонем. Мисли Ҷибрил. Аммо он малоикаҳое, ки номҳояшон номаълум аст иҷмолан ба онҳо имон меорем.

Саввум: Имон ба сифатҳои малоикае, ки сифатҳояшро медонем. Мисли сифати Ҷибрил, ки Паёмбари Худо (дуо ва дуруди Худо бар у бод) ба мо хабар додааст, ки Ҷибрилро бар он ҳайате, ки Худованд халқаш кардааст, дидааст. Ва ӯ шашсад бол дорад, ки уфуқро печонидааст.

Гоҳо фаришта ба фармони Худо ба шакли мард медарояд. Чуноне, ки ин ҳодиса бар Ҷибрил рух дод. Ҳине, ки Худованд ӯро ба суи Марям фиристод. Пас ӯ ба шакли одами дуруст ба назди Марям омада буд. Ва низ ҳангоме, ки назди Паёмбари Худо (дуо ва дуруди Худо бар у бод) омад, дар ҳоле ки дар байни ёронаш нишаста буд. Ҷибрил ба сифати марде омад, ки либоси сап-сафед дар бадан ва мӯи хеле сиёҳ дошт. Бар ӯ нишонаҳои сафар дида намешуд. Ҳеҷ яке аз ёрони Паёмбар ӯро нашинохтанд. Пас зонуи худро

ба зонуи Паёмбари Худо (дуо ва дуруди Худо бар ӯ бод) такя дод. Ва дастони худро ба руи ронҳояш гузошт.
Ва Паёмбари Худоро (дуо ва дуруди Худо бар ӯ бод) аз ислом, имон, эҳсон ва аз рузи қиёмат ва нишонаҳои он пурсид. Сипас Паёмбар як ба як ба саволҳояш посух дод. Баъд аз он Ҷибрил ба роҳаш раҳсипор гардид. Сипас Паёмбар (дуо ва дуруди Худо бар ӯ бод) гуфт:
***"Ин мард Ҷибрил буд омада буд то ба шумо динатонро биомӯзонад."*** (Ин ҳадисро Муслим ривоят кардааст)

Инчунин он фариштагоне, ки Худованд ба суи Иброҳим ва Лут фиристода буд ба сурат ва шакли мардон буданд.

Чаҳорум; Имон ба он вазифаҳое, ки фариштагон ба фармони Худои Таъоло анҷом медиҳанд, ва мо он вазифаҳову корҳои онҳоро аз Қуръон ва суннат медонем. Мисли тасбеҳ гуфтани Худованд ва ибодат кардани Ӯ шабу рӯз бе хастагию сустӣ.

Гоҳо баъзе фариштагон вазифаҳои хос доранд. Мисли Ҷибрили амин бар ваҳй. Худованд Ҷибрилро бо ваҳяш ба суи паёмбарон мефиристод. Инчунин мисли Микоил, ки муваккал ба амри боридани борон ва набототот аст. Мисли Исрофил, ки муваккал ба дамидани дар сур дар рузи

қиёмат ва растохези мардум мебошад. Мисли Малакул-мавт, ки муваккал ба гирифтани ҷон аст ҳангоми марг. Мисли Молик, ки муваккал ба умури дузах аст. Ӯ хазинадори дузах аст.

Мисли малоикаҳое, ки муваккал ба умури ҷанин дар шиками модар ҳастанд. Ҳаргоҳ, ки ҷанин дар шиками модар чаҳор моҳро пур кард Худованд ба суяш фариштаеро фиристода, ӯро ба навиштани ризқи ҷанин дар оянда, ва вақти марги вай,ва амалҳояш дар дунё ва бадбахтӣ ва ё некбахтии вай амр мекунад.

Мисли фариштагони муваккал ба ҳифз ва навиштани амалҳои фарзанди одам. Ҳар инсон ду малоика бо худ дорад. Якеи он аз ҷониби рости инсон ва дигарӣ дар ҷониби чап аст.

Мисли фариштагони муваккал ба пурсидани шахси фавтида дар қабраш. Ҳаргоҳ мурда дар қабр ниҳода шавад ба суи ӯ ду фаришта омада аз вай мепурсанд, ки парвардигорат кист? Динат чист? Паёмбарат кист?

**Имон ба фариштагон самараҳои боазамати зиёде дорад, ки баъзеи онро зикр хоҳем кард:**

*__Аввал:__* Донистани бузургӣ ва азамати Худованд ва қуввату подшоҳии Ӯ. Пас ба дурустӣ, ки бузургии махлуқ аз бузургӣ ва азамати Холиқ аст.

*__Дуввум:__* Сипосгузории Худованди бузург бинобар иноятe, ки бар фарзанди одам кардааст. Зеро Худованд ин ҳама фариштагонро барои ҳифзи инсон ва навиштани амалҳояш ва дигар амалҳое, ки ба фоидаи инсон аст вазифадор сохтааст.

*__Саввум:__* Дӯст доштани фариштагон бинобар ин, ки эшон ҳамвора қоим ба ибодати Худо ҳастанд.

Як гуруҳе аз мунҳарифон ва каҷфаҳмон ҷисм доштани фариштагонро инкор карданд. Онҳо гуфтанд, ки фаришта иборат аз қувваҳои хайри пӯшида дар байни махлуқ отанд. Ин гуфтаи онҳо дуруғ шумоpидани Қуръон, суннат ва иттифоқи мусулмонон маҳсуб мешавад. Худои Таъоло мефармояд:

﴿ ٱلْحَمْدُ لِلَّهِ فَاطِرِ ٱلسَّمَـٰوَٰتِ وَٱلْأَرْضِ جَاعِلِ ٱلْمَلَـٰٓئِكَةِ رُسُلًا أُو۟لِىٓ أَجْنِحَةٍ مَّثْنَىٰ وَثُلَـٰثَ وَرُبَـٰعَ ۚ ﴾

***"Сипос Худоеро, ки офаринандаи осмонҳо ва замин аст ва фариштагонро расулони***

***паёмбарон гардонид, ва онҳоро дорои ду-се ва чаҳор болу пар қарор дод."*** (Сураи "Фотир" ояти 1)

Худои Таъоло боз фармудааст:

﴿ وَلَوۡ تَرَىٰٓ إِذۡ يَتَوَفَّى ٱلَّذِينَ كَفَرُواْ ٱلۡمَلَٰٓئِكَةُ يَضۡرِبُونَ وُجُوهَهُمۡ وَأَدۡبَٰرَهُمۡ ﴾

***"Агар бубинӣ сахтии ҳоли кофиронро ҳангоме, ки фариштагон ҷони онҳоро мегиранд ба рую пушти онҳо мезананд."*** (Сураи "Анфол" ояти 50)

Худованд фармудааст:

﴿ وَلَوۡ تَرَىٰٓ إِذِ ٱلظَّٰلِمُونَ فِي غَمَرَٰتِ ٱلۡمَوۡتِ وَٱلۡمَلَٰٓئِكَةُ بَاسِطُوٓاْ أَيۡدِيهِمۡ أَخۡرِجُوٓاْ أَنفُسَكُمُۖ ﴾

***"Ва агар фазоҳат ва сахтии ҳоли ситамгоронро бубинӣ онгоҳ, ки дар сакароти марг гирифтор оянд ва фариштагон барои гирифтани руҳи онҳо дасти қаҳру қудрат бароваранд ва гӯянд, ки ҷон аз тан бадар кунед."*** (Сураи "Анъом" ояти 93)

Ва Худованди Тавоно мефармояд:

﴿ حَتَّىٰٓ إِذَا فُزِّعَ عَن قُلُوبِهِمۡ قَالُواْ مَاذَا قَالَ رَبُّكُمۡۖ قَالُواْ ٱلۡحَقَّۖ وَهُوَ ٱلۡعَلِيُّ ٱلۡكَبِيرُ ﴾

***"То чун аз дилҳояшон изтироб ва тарс бартараф шавад, гӯянд Худо чӣ фармуд? Посух диҳанд, ки ҳақро, ва Ӯ Худои баландмартаба ва бузургвор аст."*** (Сураи "Сабаъ" ояти 23).

Худованд дар бораи аҳли ҷаннат чунин фармудааст:

﴿ وَٱلۡمَلَٰٓئِكَةُ يَدۡخُلُونَ عَلَيۡهِم مِّن كُلِّ بَابٖ ﴿٢٣﴾ سَلَٰمٌ عَلَيۡكُم بِمَا صَبَرۡتُمۡۚ فَنِعۡمَ عُقۡبَى ٱلدَّارِ ﴾

***"Ва фариштагон бар аҳли биҳишт аз ҳар дар ворид мегарданд. Салом ва таҳният бар шумо бод, ки сабр пеша кардед, то оқибат манзилгоҳи нек ёфтед"***(Сураи "Раъд" оятҳои 23-24)

Дар "Саҳеҳ"- и Бухорӣ аз Абу Ҳурайра (Худо аз ӯ розӣ бод) ривоят аст, ки Паёмбари Худо (дуо ва дуруди Худо бар ӯ бод) фармуданд:

***"Ҳаргоҳ, ки Худои Таъоло бандаеро дӯст дорад ба суи Ҷибрил нидо мекунад, ки ҳамоно Худованд фалониро дӯст медорад пас ту ҳам ӯро дӯст бидор! Ва Ҷибрил ӯро дӯст медорад. Сипас Ҷибрил ба суи фариштагони аҳли осмон садо мекунад, ки Худованд фалониро дӯст медорад, пас шумо ҳам ӯро дӯст доред. Ва фариштагони аҳли осмон ӯро дӯст медоранд. Сипас он шахс дар руи замин низ мавриди қабули мардум мегардад."***

Дар "Саҳеҳ"-и Бухорӣ инчунин аз Абу Ҳурайра ривоят аст, ки Паёмбари Худо (дуо ва дуруди Худо бар ӯ бод) фармуданд:

***"Ҳаргоҳ, ки рӯзи ҷумъа дарояд бар ҳар даре аз дарҳои масҷидҳо фариштагон нишаста номҳои касонеро, ки ба масҷид меоянд ба тартиб менависанд. Пас ҳангоме, ки имом ба масҷид даромада нишаст саҳифаҳои худро ҷамъ мекунанд. Ва ба масҷид медароянд, то ба хутба гӯш андозанд."***

Ҳамаи ин нусуси мазкура далели сариҳ ва ошкорост бар ин, ки фариштагон дорои ҷисманд на қувваи маънавӣ чуноне, ки баъзе гумроҳон мепиндоранд. Ва бар муқтазои ҳамин далелҳои мазкур ҳамаи мусулмонон иттифоқ доранд.

* * *

# ИМОН БА КИТОБҲОИ ХУДОВАНД

Мақсад аз китобҳо дар ин ҷо он китобҳоест, ки Худованд бар паёмбаронаш ҳамчун раҳмат ва ҳидоят барои халқаш фиристодааст. То онҳо ба воситаи ин китобҳо ба саъодат ва хушбахтии дунё ва охират ноил гарданд.

Имон ба китобҳои Худо чаҳор чизро дарбар мегирад:

*Аввал;* Имон овардан ба ин, ки он китобҳо дар ҳақиқат аз ҷониби Худои Таъоло фиристода шудаанд.

*Дуввум;* Имон овардан ба номҳои он китобҳое, ки мо онҳоро медонем. Мисли Қуръон, ки онро Худованд бар Муҳаммад (дуо ва дуруди Худо бар ӯ бод) фиристодааст. Ва мисли Таврот, ки онро бар Мусо (дуо ва дуруди Худо бар ӯ бод) фиристодааст. Мисли Инҷил, ки онро бар Исо (саломи Худо бар ӯ бод) фиристодааст. Мисли Забур, ки онро Худованд бар Довуд додааст. Аммо он китобҳое, ки номҳои онро намедонем пас ба онҳо иҷмолан ва ғайбона имон меорем.

*Саввум;* Тасдиқ кардани хабарҳои саҳиҳи он китобҳо. Мисли хабарҳое, ки Қуръон додааст. Ва мисли хабарҳои он

китобҳои пешине, ки табдил ва таҳриф нашудаанд.

*Чаҳорум:* Амал кардан ба аҳкоми он китобе, ки мансух (бекор) нашудааст (яъне Қуръон). Розӣ будан аз он ва таслим шудан ба он. Баробар аст ин, ки ҳикмати он ҳукмҳоро бифаҳмем ё на. Ҳамаи китобҳои гузашта ба сабаби нозил гаштани Қуръон мансух ва ё бекор гардиданд. Худои Таъоло дар ин замина фармудааст:

﴿ وَأَنزَلْنَآ إِلَيْكَ ٱلْكِتَٰبَ بِٱلْحَقِّ مُصَدِّقًا لِّمَا بَيْنَ يَدَيْهِ مِنَ ٱلْكِتَٰبِ وَمُهَيْمِنًا عَلَيْهِ ۖ ﴾

***"Ва мо ин китоб** (Қуръони Азим)**-ро ба ҳақ бар ту фиристодем, ки бар ҳақиқати китобҳои осмонии пешин гувоҳӣ медиҳад ва бар он китобҳои гузашта ҳукм мекунад."*** (Сураи "Моида" 48)

Аз ин ҷиҳат ҷоиз нест амал кардан ба ҳеҷ ҳукме аз ҳукмҳои китобҳои гузашта, магар он ҳукме ки Қуръон онро иқрор кардааст.

Имон ба китобҳо бо худ самараҳои бузург ва боазамате мерӯёнад, ки баъзеи онро зикр мекунем:

*Аввал:* Донистани иноятҳи Худои Таъоло ба бандагонаш. Зеро Худованд барои ҳар қавм китобе фиристодааст, то он қавмро

ба воситаи он китоб ҳидоят ва раҳнамоӣ кунад.

*Дуввум:* Донистани ҳикмати Худои Таъоло дар шариъаташ. Зеро Худованд барои ҳар қавм муносиби ҳолашон шариъат фиристодааст. Чуноне, ки Худои Таъоло мефармояд:

﴿ لِكُلٍّ جَعَلۡنَا مِنكُمۡ شِرۡعَةً وَمِنۡهَاجًاۚ ﴾

***"Мо барои ҳар қавме аз шумо шариъат ва роҳе муқаррар сохтем."*** (Сураи "Моида" ояти 48).

*Саввум:* Сипос ва шукргузории неъмати Худои Таъоло дар ин амр.

❋ ❋ ❋

# ИМОН БА ПАЁМБАРОН

Мақсад аз паёмбар касест, ки Худованд ба ӯ ваҳӣ фиристодааст ба шариъате ва ӯро ба расонидани он шариъат бар мардум маъмур сохтааст, ва ӯ аз ҷинси башар аст. Худованди бузург мефармояд:

﴿ إِنَّآ أَوۡحَيۡنَآ إِلَيۡكَ كَمَآ أَوۡحَيۡنَآ إِلَىٰ نُوحٖ وَٱلنَّبِيِّـۧنَ مِنۢ بَعۡدِهِۦۚ ﴾

***"Мо ба суи ту (эй Паёмбар) ваҳӣ фиристодем чуноне, ки ба суи Нуҳ ва паёмбарони баъд аз ӯ ваҳӣ фиристода будем."*** (Сураи "Нисо" ояти 163).

Дар "Саҳеҳ"-и Бухорӣ аз Анас ибни Молик (Худо аз ӯ розӣ бод) дар ҳадиси шафоат омада, ки Паёмбар (дуо ва дуруди Худо бар ӯ бод) зикр кард, ки ***"дар рузи қиёмат мардумон ҳама ба суи ҳазрати Одам меравaнд, то онҳоро шафоат кунад. Аммо Одам аз онҳо узрхоҳӣ карда, мегӯяд: Ба назди Нуҳ равед. У аввалин расулест, ки Худованд фиристодааст..."*** ҳамин тариқ бақияи ҳадисро зикр кардааст.

Худои Таъоло дар бораи Муҳаммад (дуо ва дуруди Худо бар ӯ бод) гуфтааст:

﴿ مَّا كَانَ مُحَمَّدٌ أَبَآ أَحَدٍ مِّن رِّجَالِكُمْ وَلَٰكِن رَّسُولَ ٱللَّهِ وَخَاتَمَ ٱلنَّبِيِّـۧنَ ۗ ﴾

***"Муҳаммад падари ҳеҷ яке аз мардони шумо нест. Ӯ расули Худо ва хотами паёмбарон аст (яъне баъд аз ӯ паёмбаре нест).*** (Сураи "Аҳзоб" ояти 40)

Ҳеҷ уммате нест, магар ин ки Худованд ба суи он паёмбареро бо шариати мустақил фиристодааст. Ё Худованд бар он қавм набие фиристодааст, то шариати паёмбари пеш аз ӯ гузаштаро таҷдид намояд. Худои Таъоло фармудааст:

﴿ وَلَقَدْ بَعَثْنَا فِى كُلِّ أُمَّةٍ رَّسُولًا أَنِ ٱعْبُدُوا۟ ٱللَّهَ وَٱجْتَنِبُوا۟ ٱلطَّٰغُوتَ ۖ ﴾

***"Ҳамоно мо дар миёни ҳар уммате паёмбареро фиристодем, то ба халқ бирасонанд, ки Худои ягонаро парастед ва аз парастиши тоғут (бутҳо) дурӣ ҷуед."*** (Сураи "Наҳл" ояти 36).

Худои Таъоло боз фармудааст:

﴿ وَإِن مِّنْ أُمَّةٍ إِلَّا خَلَا فِيهَا نَذِيرٌ ﴾

***"Ва ҳеҷ уммате нест, магар ин ки дар миёни онҳо бимкунанда ва раҳнамое гузаштааст."*** (Сураи "Фотир" ояти 24).

Ва Худованд фармудааст:

﴿ إِنَّآ أَنزَلۡنَا ٱلتَّوۡرَىٰةَ فِيهَا هُدٗى وَنُورٞۚ يَحۡكُمُ بِهَا ٱلنَّبِيُّونَ ٱلَّذِينَ أَسۡلَمُواْ لِلَّذِينَ هَادُواْ ﴾

***"Мо Тавротро, ки дар он ҳидоят ва рушнои (дилҳо) аст, фиристодем то паёмбароне, ки таслими амри Худо ҳастанд бо он китоб бар яҳудон ҳукм кунанд."*** (Сураи "Моида" ояти 44).

Паёмбарон башар ва офаридаи Худо ҳастанд. Онҳо дорои ҳеҷ сифатҳои рабубият ва улуҳият нестанд. (яъне онҳо дорои ҳеҷ сифатҳои хоси Худованд нестанд). Худои Таъоло дар бораи Паёмбараш Муҳаммад (дуо ва дуруди Худо бар ӯ бод), ки ӯ сайиди паёмбарон ва бузургтарини эшон аз руи мартаба аст, чунин гуфтааст:

﴿ قُل لَّآ أَمۡلِكُ لِنَفۡسِي نَفۡعٗا وَلَا ضَرًّا إِلَّا مَا شَآءَ ٱللَّهُۚ وَلَوۡ كُنتُ أَعۡلَمُ ٱلۡغَيۡبَ لَٱسۡتَكۡثَرۡتُ مِنَ ٱلۡخَيۡرِ وَمَا مَسَّنِيَ ٱلسُّوٓءُۚ إِنۡ أَنَا۠ إِلَّا نَذِيرٞ وَبَشِيرٞ لِّقَوۡمٖ يُؤۡمِنُونَ ﴾

***"Бигу (эй Паёмбар), ки ман молики нафъу зарари хеш нестам. Магар он чӣ Худо бар***

***ман хоста. Ва агар ман аз ғайб** (ҷуз он чӣ ба ваҳй медонам) **огоҳ будам бар хайру нафъи худ ҳамеша меафзудам, ва ҳеҷгоҳ зиёну ранҷ намедидам. Ман нестам магар паёмбаре бимдиҳандаи** (бадон) **ва муждадиҳандаи гуруҳе, ки аҳли имонанд."*** (Сураи "Аъроф" ояти 188).

Худои Таъоло мефармояд:

﴿ قُلۡ إِنِّي لَآ أَمۡلِكُ لَكُمۡ ضَرّٗا وَلَا رَشَدٗا ٢١ قُلۡ إِنِّي لَن يُجِيرَنِي مِنَ ٱللَّهِ أَحَدٞ وَلَنۡ أَجِدَ مِن دُونِهِۦ مُلۡتَحَدًا ﴾

***"Бигу, ман молику қодир бар хайру шарри шумо нестам. (Боз) бигу ҳаргиз касе маро аз қаҳри Худо дар паноҳ натавонад гирифт ва ба ғайри Ӯ ҳеҷ паноҳгоҳе нахоҳам ёфт."*** (Сураи "Ҷинн" оятҳои 21-22).

Паёмбарон дорои хусусиятҳои инсонӣ мисли беморӣ, марг, эҳтиёҷ ба хурдану ошомидан ва ғайри инҳо ҳастанд. Қуръони Карим аз забони Иброҳим (саломи Худо бар ӯ бод) ҳангоме, ки Парвардигорашро васф мекард, чунин нақл кардааст:

﴿ وَٱلَّذِي هُوَ يُطۡعِمُنِي وَيَسۡقِينِ ٧٩ وَإِذَا مَرِضۡتُ فَهُوَ يَشۡفِينِ ٨٠ وَٱلَّذِي يُمِيتُنِي ثُمَّ يُحۡيِينِ ﴾

***"Ҳамон Худое, ки таъом медиҳад маро ва сероб мекунад маро. Ҳамон Худое, ки чун***

***бемор шавам пас Ӯ шифо медиҳад маро ва он Худое ки мемиронад маро ва сипас ба ҳаёти абадии охират зинда мегардонад маро ."*** (сураи "Шуъаро" ояти 79-81)

Паёмбари Худо (салом ва дуруди Худо бар ӯ бод) фармудааст:

***"Ҳамоно, ки ман мисли шумо инсонам. Ман фаромӯш мекунам чуноне, ки шумо фаромӯш мекунед. Пас ҳаргоҳ чизеро фаромӯш кардам шумо ба ёдам оред."***

Худованд паёмбаронро ба бандагӣ ва ибодати худ дар болотарин мақомҳояшон васф кардааст. Худованд дар сано ва мадҳи ҳазрати Нуҳ чунин мегӯяд:

***"Ба дурустӣ, ки Нуҳ бандаи сипосгузори мо буд."***

Ва дар мадҳи Муҳаммад (салом ва дуруди Худо бар ӯ бод) чунин фармудааст:

﴿ تَبَارَكَ ٱلَّذِى نَزَّلَ ٱلْفُرْقَانَ عَلَىٰ عَبْدِهِۦ لِيَكُونَ لِلْعَٰلَمِينَ نَذِيرًا ﴾

***"Пурбаракат аст он зоте, ки Қуръонро бар бандаи худ (Муҳаммад) нозил фармуд, то барои ҷаҳониён тарсонанда бошад."*** (сураи "Фурқон" ояти 1)

Худои Таъоло дар бораи Иброҳим, Исҳоқ ва Яъқуб (саломи Худо нисори эшон бод) фармудааст:

﴿ وَٱذۡكُرۡ عِبَٰدَنَآ إِبۡرَٰهِيمَ وَإِسۡحَٰقَ وَيَعۡقُوبَ أُوْلِي ٱلۡأَيۡدِي وَٱلۡأَبۡصَٰرِ ۝٤٥ إِنَّآ أَخۡلَصۡنَٰهُم بِخَالِصَةٖ ذِكۡرَى ٱلدَّارِ ۝٤٦ وَإِنَّهُمۡ عِندَنَا لَمِنَ ٱلۡمُصۡطَفَيۡنَ ٱلۡأَخۡيَارِ ﴾

***"Ёд кун (эй Паёмбар) аз бандагони мо Иброҳим, Исҳоқ ва Яъқубро, ки ҳама соҳиби иқтидор ва басират буданд. Мо онҳоро холис ва покдил барои тазаккури сарои охират гардонидем. Ва онҳо назди мо аз баргузидагони хубон буданд."*** (сураи "Сод " ояти 45-47)

Ва дар мадҳи Исо писари Марям фармудааст:

﴿ إِنۡ هُوَ إِلَّا عَبۡدٌ أَنۡعَمۡنَا عَلَيۡهِ وَجَعَلۡنَٰهُ مَثَلٗا لِّبَنِيٓ إِسۡرَٰٓءِيلَ ﴾

***"Исо набуд ҷуз бандае, ки мо ӯро ба неъмати рисолат баргузидем ва бар Бани Исроил (яҳуд) масал қарор додем."*** (сураи "Зухруф" ояти 59)

*Имон ба паёмбарон чаҳор чизро дарбар мегирад;*

Аввал: Имон ба ин, ки рисолати паёмбарон барҳақ аз ҷониби Худои Таъолост. Ҳар касе, ки ба рисолат ва паёмбарии яке аз онҳо кофир шавад, пас ӯ ба ҳамаи паёмбарон куфр варзидааст. Чуноне, ки Худованд мефармояд:

﴿ كَذَّبَتۡ قَوۡمُ نُوحٍ ٱلۡمُرۡسَلِينَ ﴾

***"Қавми Нуҳ паёмбаронро такзиб карданд."*** (сураи "Шуъаро" ояти 105)

Худованд онҳоро такзибкунандагони ҳамаи паёмбарон ном бурд. Ҳоло он, ки ҳине, ки онҳо паёмбаронро такзиб карданд ғайр аз Нуҳ паёмбаре набуд. Бинобар ин далел насронихое, ки Муҳаммадро такзиб ва дуруғ шуморида, аз ӯ пайравӣ накарданд, онҳо такзибкунандаи Исо писари Марям низ ҳастанд. Хусусан ҳангоме, ки онҳо медонанд, ки Исо онҳоро ба рисолати Муҳаммад (салом ва дуруди Худо бар ӯ бод) баъд аз худаш мужда додааст. Маънои ин муждаи Исо (саломи Худо бар ӯ бод) ба қавмаш ҷуз ин нест, ки Муҳаммад (саломи Худо бар ӯ бод) ҳамчун паёмбар ба суи онҳо хоҳад омад, то Худованд онҳоро ба воситаи ӯ аз торикии гумроҳӣ наҷот дода, ба суи роҳи рост ҳидоят кунад.

<u>Дуввум:</u> Имон ба ҳамаи он паёмбароне, ки номҳои онҳоро ба мо Қуръон ва суннат баён доштааст. Мисли Муҳаммад, Иброҳим, Мусо, Исо ва Нуҳ (саломи Худо ба ҳамаи онҳо бод). Ин панҷ нафар паёмбарони улул-азм ҳастанд. Худои Таъоло эшонро якҷоя дар ду мавзеъи Қуръон зикр кардааст:

Мавзеъи аввал да сураи "Аҳзоб" мефармояд:

﴿ وَإِذۡ أَخَذۡنَا مِنَ ٱلنَّبِيِّـۧنَ مِيثَـٰقَهُمۡ وَمِنكَ وَمِن نُّوحٖ وَإِبۡرَٰهِيمَ وَمُوسَىٰ وَعِيسَى ٱبۡنِ مَرۡيَمَۖ ﴾

***"Ёд ор онгоҳ, ки мо аз паёмбарон аҳду мисоқ гирифтем ва ҳам аз ту (эй Муҳаммад) ва пеш аз ту аз Нуҳ ва Иброҳим ва Мусо ва Исо ибни Марям."*** (сураи "Аҳзоб" ояти 7)

Мавзеъи дуввум дар сураи "Шуро" Худованд фармудааст:

﴿ شَرَعَ لَكُم مِّنَ ٱلدِّينِ مَا وَصَّىٰ بِهِۦ نُوحٗا وَٱلَّذِيٓ أَوۡحَيۡنَآ إِلَيۡكَ وَمَا وَصَّيۡنَا بِهِۦٓ إِبۡرَٰهِيمَ وَمُوسَىٰ وَعِيسَىٰٓۖ أَنۡ أَقِيمُواْ ٱلدِّينَ وَلَا تَتَفَرَّقُواْ فِيهِۚ ﴾

***"Худо шариъат ва оине, ки бар шумо мусулмонон қарор дод, Нуҳро низ ба он супориш карда буд ва бар ту низ ҳамонро ваҳй кардем ва ба Иброҳим ва Мусо ва Исо онро супориш намудем, ки дини Худоро барпо доред ва ҳаргиз тафриқа ва ихтилоф дар дин макунед."*** (сураи "Шуро" ояти 13)

Аммо он паёмбароне, ки номҳои онҳоро намедонем, ба онҳо иҷмолӣ имон меорем. Худои Таъоло фармудааст:

﴿ وَلَقَدۡ أَرۡسَلۡنَا رُسُلٗا مِّن قَبۡلِكَ مِنۡهُم مَّن قَصَصۡنَا عَلَيۡكَ وَمِنۡهُم مَّن لَّمۡ نَقۡصُصۡ عَلَيۡكَ ﴾

***"Ва мо паёмбарони** (бисёре) **пеш аз ту фиристодем, ки аҳволи баъзеро бар ту ҳикоят кардем ва бархеро ҳикоя накардем."*** (сураи "Ғофир" 78)

Саввум: Тасдиқ кардани хабарҳои саҳиҳи эшон.

Чаҳорум: Амал кардан ба шариъати он паёмбаре, ки ба суи мо фиристода шудааст. Ӯ охирини паёмбарон Муҳаммад (салом ва дуруди Худо бар ӯ бод) аст, ки ба суи ҳамаи мардуми олам фиристода шудааст. Худованд мефармояд:

﴿ فَلَا وَرَبِّكَ لَا يُؤۡمِنُونَ حَتَّىٰ يُحَكِّمُوكَ فِيمَا شَجَرَ بَيۡنَهُمۡ ثُمَّ لَا يَجِدُواْ فِيٓ أَنفُسِهِمۡ حَرَجٗا مِّمَّا قَضَيۡتَ وَيُسَلِّمُواْ تَسۡلِيمٗا ﴾

***"На, қасам ба парвардигори ту, ки онҳо дар ҳақиқат аҳли имон намешаванд, магар онгоҳ, ки дар хусумат ва низоъҳояшон танҳо туро ҳоким кунанд ва сипас ба ҳар ҳукме, ки кунӣ ҳеҷ эътирозе дар дил надошта ва комилан аз дилу ҷон таслими фармони ту бошанд."*** (сураи "Нисо" ояти 65)

*Имон ба паёмбарон бо худ самараҳои боазамати зиёде меорад, ки баъзеи онро зикр мекунем:*

Аввал: Донистани раҳмати Худои Таъоло ва инояти Ӯ бар бандагонаш. Аз ин ҷо, ки Худованд ба суи мардумон паёмбароне фиристод, то онҳоро ба суи роҳи рости худ ҳидоят кунад. Ва то ба онҳо баён дорад, ки чи гуна бояд Ӯро ибодат кунанд. Зеро ақли инсонӣ бо қудрати мустақилона донистани ин умурро надорад.

Дуввум: Сипосгузорӣ ва шукри Худои Таъоло дар ивази ин неъматҳои бузургаш.

Саввум: Дӯст доштани паёмбарони Худо (дуо ва дуруди Худо бар онҳо бод) ва бузург доштани эшон ва санову мадҳ фиристодан бар онҳо он тавре, ки лоиқ ва сазовори ҳолашон аст. Зеро онҳо паёмбарони Худоянд. Онҳо барои ибодати Худо бархостанд ва паёми Худоро ба мардум расонида, онҳоро ба парастиши Худои ягона васият ва супориш карданд.

Аммо душманони паёмбарон ба гумони ин, ки паёмбар набояд аз ҷинси башар бошад, эшонро таксиб карданд. Худованди Карим ин гумони онҳоро дар Қуръони Шариф зикр карда, онро ботил гардонидааст. Худованд мефармояд:

﴿ وَمَا مَنَعَ ٱلنَّاسَ أَن يُؤۡمِنُوٓاْ إِذۡ جَآءَهُمُ ٱلۡهُدَىٰٓ إِلَّآ أَن قَالُوٓاْ أَبَعَثَ ٱللَّهُ بَشَرٗا رَّسُولٗا ﴿٩٤﴾ قُل لَّوۡ كَانَ فِي ٱلۡأَرۡضِ مَلَٰٓئِكَةٞ يَمۡشُونَ مُطۡمَئِنِّينَ لَنَزَّلۡنَا عَلَيۡهِم مِّنَ ٱلسَّمَآءِ مَلَكٗا رَّسُولٗا ﴾

***"Мардумро чизе аз ҳидоят ва имон бознадошт вақте, ки Қуръон омад, магар ин ки гуфтанд: Оё Худо башареро ба рисолат фиристодааст? (Эй Паёмбар) бигу агар дар замин фариштагоне буданд, ки бо оромиш дар ҳаракат буданд, ҳар оина бар онҳо аз осмон фариштаеро ба рисолат мефиристодем."***
(сураи" Исроъ" оятҳои 94-95)

Худованд он гумони онҳоро ба ин далел, ки бояд паёмбар аз ҷинси башар бошад, рад кард. Зеро паёмбар ба суи аҳли замин фиристода мешавад. Ва аҳли замин башар ҳастанд. Пас бояд паёмбари эшон аз ҷинси худи онҳо бошад. Агар аҳли замин ҳама фариштагон буданд, албатта Худованд ба суи онҳо паёмбаре аз ҷинси фаришта мефиристод, то ҳаммислу монанди эшон бошад. Инчунин Худованд аз касоне, ки паёмбаронро такзиб кардаанд дар Қуръон нақл кардааст, ки онҳо гуфтанд:

﴿ إِنْ أَنتُمْ إِلَّا بَشَرٌ مِّثْلُنَا تُرِيدُونَ أَن تَصُدُّونَا عَمَّا كَانَ
يَعْبُدُ ءَابَآؤُنَا فَأْتُونَا بِسُلْطَـٰنٍ مُّبِينٍ ۝١٠ قَالَتْ لَهُمْ رُسُلُهُمْ إِن
نَّحْنُ إِلَّا بَشَرٌ مِّثْلُكُمْ وَلَـٰكِنَّ ٱللَّهَ يَمُنُّ عَلَىٰ مَن يَشَآءُ مِنْ
عِبَادِهِۦ ۖ وَمَا كَانَ لَنَآ أَن نَّأْتِيَكُم بِسُلْطَـٰنٍ إِلَّا بِإِذْنِ ٱللَّهِ ۚ ﴾

***"Мо шумо паёмбаронро мисли худ башаре бештар намедонем, ки ба даъвои нубувват мехоҳед моро аз он чӣ падарони мо мепарастиданд манъ кунед. (ва агар ба ростӣ паёмбар ҳастед) Барои мо ҳуҷҷат ва муъҷизае биёваред. Ва паёмбарон боз ба кофирон посух доданд, ки оре, мо ҳам монанди шумо башаре беш нестем, лекин Худованд ҳар кас аз бандагонро бихоҳад ба неъмати паёмбарӣ миннат мегӯзорад ва моро нарасад, ки оят ва муъҷизае магар ба иҷозату дастури Худо биёварем ва бояд, ки муъминон (дар ҳар ҳолат) ба Худо таваккул кунанд."*** (сураи "Иброҳим" оятҳои 10-11)

❋ ❋ ❋

## ИМОН БА РӮЗИ ҚИЁМАТ

Рӯзи қиёмат рӯзест, ки дар он мардумон аз хок берун оварда мешаванд, то ҳисобу подоши амалҳои худро бубинанд.

Он рӯзро рӯзи охират меноманд. Зеро баъд аз он дигар рӯзе нест. Дар он рӯз аҳли ҷаннат дар манзилу маконҳои худ қарор мегиранд ва аҳли дузах дар манзилҳои худ.

Имон ба рӯзи охират се чизро дарбар мегирад:

Аввал: Имон ба растохез. Ва он зинда гардонидани мурдагон аст. Ҳангоме, ки дар сур нафхаи дуввум зада мешавад мардумон ҳама дар пешгоҳи Парвардигори оламиён побараҳнаю урён хоҳанд истод. Худованди Таъоло мефармояд:

﴿ كَمَا بَدَأۡنَآ أَوَّلَ خَلۡقٖ نُّعِيدُهُۥۚ وَعۡدًا عَلَيۡنَآۚ إِنَّا كُنَّا فَٰعِلِينَ ﴾

***"Ҳамчуноне, ки ба ҳоли аввал офарида будем, боз баргардонем. Ин ваъдаи мост, ки албатта анҷом хоҳем дод."*** (сураи "Анбиё" ояти 104)

Зинда гардонидан баъд аз марг ҳақ аст, ки бо далелҳо аз Қуръон ва суннат ва иттифоқи мусулмонон исбот шудааст. Худованди Таъоло мефармояд:

﴿ ثُمَّ إِنَّكُم بَعۡدَ ذَٰلِكَ لَمَيِّتُونَ ۝١٥ ثُمَّ إِنَّكُمۡ يَوۡمَ ٱلۡقِيَٰمَةِ تُبۡعَثُونَ ﴾

***"Сипас ҳамаи шумоён баъд аз ин хоҳед мурд. Ва онгоҳ рӯзи қиёмат ба яқин барангехта хоҳед шуд."*** (сураи "Муъминун" оятҳои 15-16)

Паёмбари Худо (дуо ва дуруди Худо бар ӯ бод) фармудааст:

***"Мардумон дар рӯзи қиёмат побараҳнаю хатнанашуда барангехта мешаванд."*** (ҳадиси муттафақун алайҳ аст)

Ҳамаи мусулмонон бар барпо гардидани қиёмат иттифоқ кардаанд. Ҳикмат низ тақозои онро мекунад, ки Худованд барои ин халифа дар руи замин (яъне барои фарзанди Одам) бозгаште гардонида аст, то онҳо дар он рӯз подоши он амалҳое, ки бар забони паёмбаронаш бар онҳо амр карда буд, бидиҳад. Худои Таъоло мефармояд:

﴿ أَفَحَسِبۡتُمۡ أَنَّمَا خَلَقۡنَٰكُمۡ عَبَثٗا وَأَنَّكُمۡ إِلَيۡنَا لَا تُرۡجَعُونَ ﴾

***"Оё чунин пиндоштед, ки шуморо ба абас ва беҳуда офаридем ва ба суи мо руҷуъ нахоҳед кард?"*** (сураи "Муъминун" ояти 115)

Худои Таъоло бар Паёмбараш (саломи Худо бар ӯ бод) гуфтааст:

﴿ إِنَّ ٱلَّذِى فَرَضَ عَلَيْكَ ٱلْقُرْءَانَ لَرَآدُّكَ إِلَىٰ مَعَادٍ ۚ قُل رَّبِّىٓ أَعْلَمُ مَن جَآءَ بِٱلْهُدَىٰ وَمَنْ هُوَ فِى ضَلَٰلٍ مُّبِينٍ ﴿٨٥﴾ ﴾

***"Яқин дон, ки он Худое, ки аҳкоми Қуръонро бар ту** (эй Паёмбар) **фарз гардонид, албатта туро бар ҷойгоҳи худ баргардонанда аст."*** (сураи "Қасас" ояти 85)

Дуввум: Имон ба ҳисоб ва ҷазо.

Банда ба амалҳои дар дунё кардааш муҳосиба карда мешавад ва подоши он амалҳояшро хоҳад гирифт. Ҳар оина Қуръон ва суннат ва иттифоқи мусулмонон барои барҳақ будани ин матлаб шоҳиданд. Худованди Таъоло фармудааст:

﴿ إِنَّ إِلَيْنَآ إِيَابَهُمْ ﴿٢٥﴾ ثُمَّ إِنَّ عَلَيْنَا حِسَابَهُم ﴾

***"Албатта бозгашти онҳо ба суи мост. Онгоҳ ҳисобашон бар мо хоҳад буд."*** (сураи "Ғошияҳ" оятҳои 25-26)

Худои Таъоло дар ҷои дигар боз фармудааст:

﴿ مَن جَآءَ بِٱلْحَسَنَةِ فَلَهُۥ عَشْرُ أَمْثَالِهَا ۖ وَمَن جَآءَ بِٱلسَّيِّئَةِ فَلَا يُجْزَىٰٓ إِلَّا مِثْلَهَا وَهُمْ لَا يُظْلَمُونَ ﴾

***"Ҳар касе, ки амали некӯ кунад ӯро даҳ баробари он подош хоҳад буд, ва ҳар касе, ки амали зишт кунад ҷуз ба қадри он амали***

***зишт муҷозот нашавад. Ва бар онҳо зулму ситам нахоҳад шуд."*** (сураи "Анъом" ояти 160)
Худованди Бузург ва Тавоно мефармояд:

﴿ وَنَضَعُ ٱلْمَوَٰزِينَ ٱلْقِسْطَ لِيَوْمِ ٱلْقِيَٰمَةِ فَلَا تُظْلَمُ نَفْسٌ شَيْـًٔا ۖ وَإِن كَانَ مِثْقَالَ حَبَّةٍ مِّنْ خَرْدَلٍ أَتَيْنَا بِهَا ۗ وَكَفَىٰ بِنَا حَٰسِبِينَ ﴾

***Ва мо тарозуҳои адлро барои рӯзи қиёмат хоҳем ниҳод ва ба ҳеҷ нафс ситаме нахоҳад расид ва агар амале ба қадри донаи хардале бошад дар ҳисоб орем, ва танҳо илми мо аз ҳама ҳисобгарон кифоят хоҳад кард."*** (сураи "Анбиё" ояти 47)

Аз Ибни Умар (Худо аз ӯ розӣ бод) ривоят аст, ки Паёмбари Худо (дуо ва дуруди Худо бар ӯ бод) фармудааст:

***"Худованди Таъоло бандаи муъминро наздик меорад ва бар ӯ пардаашро гузошта, вайро мепӯшонад ва сипас мегӯяд: "Оё фалон гуноҳи кардаатро медонӣ? Оё фалон гуноҳи кардаатро медонӣ?" Он бандаи муъмин мегӯяд: Оре, эй Парвардигори ман. Худованд ӯро ба ҳамаи гуноҳони кардааш иқрор мекунонад ҳатто ин, ки ӯ гумон мекунад, ки ҳалок гардидааст. Сипас Худованд мегӯяд: Ман ин гуноҳонатро дар дунё барои ту аз назари мардум пинҳон кардам, ва ман имрӯз***

***ҳам ин гуноҳонатро мебахшам. Ва Худованд номаи амалҳои ҳасанаи ӯро ба дасташ медиҳад. Локин кофирону мунофиқонро Худованд бар тамоми халоиқ нидо карда мегӯяд, ки инҳо касонеанд, ки бар Парвардигори хеш дуруғ гуфтанд. Огоҳ бошед, ки лаънати Худованд бар ситамгорон аст!"*** (ҳадиси муттафақун алайҳ аст)

Ҳадиси саҳеҳи дигаре аз Паёмбари Худо (дуо ва дуруди Худо бар ӯ бод) ривоят шудааст, ки эшон фармуданд:

***"Ҳар шахсе, ки иродаи анҷом додани як кори ҳасана ва савоб кард, ва ӯ он корро анҷом дод, Худованд дар назди хеш аҷри он ҳасанаро даҳ баробар то ҳафтсад баробар ва то чандин баробари зиёде менависад. Ва касе, ки иродаи анҷоми амали зишт ва гуноҳ кард ва онро анҷом дод, Худованд он амали зиштро як гуноҳ менависад."***

Ҳамаи мусулмонон дар масъалаи бар ҳақ будани ҳисобу китоб ва подоши амалҳо дар рӯзи қиёмат иттифоқ кардаанд. Зеро ин муқтазои ҳикмат аст. Худованди Таъоло китобҳоро нозил кард ва паёмбаронро фиристод ва низ бар бандагонаш амру фармонҳои паёмбаронаш овардаро фарз гардонид. Ва инчунин бар онҳо амал кардан ба воҷиботро фарз гардонид. Ва ҷангидан бо

муоризону душманони ин ақидаро воҷиб гардонид ва хунҳову фарзандону занҳо ва молҳои онҳоро ҳалол гардонид. Пас агар рӯзи ҳисобу китоби амалҳо ва рӯзи ҷазо намебуд, ҳамаи ин корҳо абас ва беҳуда буд. Ва ҳоло он, ки Худованди Ҳаким аз чунин амал муназзаҳ ва пок аст. Худованди Таъоло ба ин фармудааш ба суи ин ҳикмат ишорае кардааст:

﴿ فَلَنَسْـَٔلَنَّ ٱلَّذِينَ أُرْسِلَ إِلَيْهِمْ وَلَنَسْـَٔلَنَّ ٱلْمُرْسَلِينَ ۝٦ فَلَنَقُصَّنَّ عَلَيْهِم بِعِلْمٍ ۖ وَمَا كُنَّا غَآئِبِينَ ﴾

***"Албатта мо ҳам аз амалҳои умматҳо ва ҳам паёмбарони онҳо пурсиш хоҳем кард. Пас бар онҳо ҳикояти ҳолашонро ба илм ва дониш баён кунем, то бидонанд, ки мо аз кирдори онҳо ғофил нестем."*** (сураи "Аъроф" оятҳои 6-7)

Саввум: Имон ба Ҷаннат ва Дузах.

Ҷаннату Дузах бозгашти абадии ҳамаи халқ мебошанд. Ҷаннат хонаи пур аз нӯшу неъматест, ки Худованд онро барои бандагони муъмини парҳезгораш омода сохтааст. Он муъминоне, ки ба ҳамаи он чизҳое, ки Худованд бар онҳо имони ба он чизҳоро воҷиб гардонидааст, имон оварданд ва ба тоъати Худову паёмбараш бархостанд. Мухлисона ва бо дилу ҷон Худоро ибодат

карданд ва пайравӣ аз хатти машйи Паёмбари Ӯ намуданд. Ҷаннат дорои нӯшу неъматҳоест, ки на чашме онро дида ва на гӯше онро шунидааст ва на бар дили инсоне гузаштааст. Дар ин замина Худои Таъоло фармудааст:

﴿ إِنَّ ٱلَّذِينَ ءَامَنُواْ وَعَمِلُواْ ٱلصَّٰلِحَٰتِ أُوْلَٰٓئِكَ هُمۡ خَيۡرُ ٱلۡبَرِيَّةِ ۝٧ جَزَآؤُهُمۡ عِندَ رَبِّهِمۡ جَنَّٰتُ عَدۡنٖ تَجۡرِي مِن تَحۡتِهَا ٱلۡأَنۡهَٰرُ خَٰلِدِينَ فِيهَآ أَبَدٗاۖ رَّضِيَ ٱللَّهُ عَنۡهُمۡ وَرَضُواْ عَنۡهُۚ ذَٰلِكَ لِمَنۡ خَشِيَ رَبَّهُۥ ﴾

***"Ононе, ки имон варданд ва амалҳои некӯ карданд онҳо беҳтарини аҳли оламанд. Подоши онҳо назди Парвардигорашон боғҳои биҳишти ҷовидон аст, ки наҳрҳо зери дарахтонаш ҷорист ва онҳо дар он биҳишти абадӣ ҷовидонианд. Худованд аз онҳо ва онҳо аз Худованд розӣ ҳастанд. Ва ин биҳишт махсуси касест, ки аз Худо тарсид."*** (сураи "Байинаҳ" оятҳои 7-8)

Ва Худои Таъоло боз фармудааст:

﴿ فَلَا تَعۡلَمُ نَفۡسٞ مَّآ أُخۡفِيَ لَهُم مِّن قُرَّةِ أَعۡيُنٖ جَزَآءَۢ بِمَا كَانُواْ يَعۡمَلُونَ ﴾

***"Ҳеҷ кас намедонад, ки подоши некӯкориаш чӣ неъмат ва лаззатҳои бениҳоят, ки равшании дидааст, (дар олами ғайб) барои ӯ захира шудааст."*** (сураи "Саҷда" ояти 17)

Аммо Дузах хонаи пур аз азобу шиканҷаест, ки Худованд онро барои кофирони ситамгар омода кардааст. Барои ононе, ки ба Худованд куфр варзиданд ва паёмбарони Ӯро исён ва нофармонӣ кардаанд. Дузах ончунон навъҳои гуногуни азобу шиканҷаҳо дорад, ки ба зеҳни ҳеҷ кас нагузаштааст. Худои Таъоло мефармояд:

﴿ وَٱتَّقُواْ ٱلنَّارَ ٱلَّتِيٓ أُعِدَّتۡ لِلۡكَٰفِرِينَ ﴾

***"Ва битарсед аз он оташе, ки барои кофирон омода карда шудааст."*** (сураи "Оли Имрон" ояти 131)

Худованд боз мефармояд:

﴿ وَقُلِ ٱلۡحَقُّ مِن رَّبِّكُمۡۖ فَمَن شَآءَ فَلۡيُؤۡمِن وَمَن شَآءَ فَلۡيَكۡفُرۡۚ إِنَّآ أَعۡتَدۡنَا لِلظَّٰلِمِينَ نَارًا أَحَاطَ بِهِمۡ سُرَادِقُهَاۚ وَإِن يَسۡتَغِيثُواْ يُغَاثُواْ بِمَآءٖ كَٱلۡمُهۡلِ يَشۡوِي ٱلۡوُجُوهَۚ بِئۡسَ ٱلشَّرَابُ وَسَآءَتۡ مُرۡتَفَقًا ﴾

***"Ва бигӯ; дини ҳақ ҳамон аст, ки аз ҷониби Парвардигори шумо омад, пас ҳар кӣ мехоҳад, имон орад ва ҳар кӣ намехоҳад,***

***кофир шавад. Мо барои ситамгорон (кофирон) оташе омода сохтаем, ки шуълаҳояш гирди онҳо иҳота кунад. Ва агар (аз сахтии ташнагӣ) нушидани обе дархост кунанд, обе монанди миси гудохта ва сӯзон ба онҳо диҳанд, ки рӯйҳоро бисӯзад. Ва он об бисёр оби бадшарбате ва он (дузах) бисёр бад осоишгоҳе хоҳад буд."*** (сураи "Каҳф" ояти 29).

Худованди Тавоно боз мефармояд:

﴿ إِنَّ ٱللَّهَ لَعَنَ ٱلۡكَٰفِرِينَ وَأَعَدَّ لَهُمۡ سَعِيرًا ٦٤ خَٰلِدِينَ فِيهَآ أَبَدٗاۖ لَّا يَجِدُونَ وَلِيّٗا وَلَا نَصِيرٗا ٦٥ يَوۡمَ تُقَلَّبُ وُجُوهُهُمۡ فِي ٱلنَّارِ يَقُولُونَ يَٰلَيۡتَنَآ أَطَعۡنَا ٱللَّهَ وَأَطَعۡنَا ٱلرَّسُولَا۠ ﴾

***"Худованд кофиронро лаънат кард, ва бар онҳо оташи дузахро омода сохт. Онҳо дар он Дузах ҳамеша ва ҷовидона хоҳанд монд ва барои наҷоти худ ҳеҷ ёру ёваре нахоҳанд ёфт. Дар он рӯз рӯйҳояшон дар оташ гардонида шавад, гӯянд: эй кошки мо (дар дунё) Худову Паёмбарро итоат мекардем."*** (сураи "Аҳзоб" оятҳои 64-66).

Дар зери имон ба рӯзи қиёмат инҳо дохил мешаванд:

Имон овардан ба ҳар ҳаводисе, ки баъд аз марг рух медиҳад, мисли:

А)- Фитнаи қабр: Ва ҳамон фитнаи қабр ин аст, ки мурда баъд аз гурониданаш дар хок аз

се чиз пурсида мешавад; Аз Парвардигораш ва аз динаш ва аз паёмбараш. Пас Худованд забони шахси мусулмонро барои гуфтани ҷавоби дурусти ин саволҳо гуё мегардонад ва он шахс мегӯяд: Парвардигори ман Аллоҳ аст ва дини ман Ислом аст ва паёмбари ман Муҳаммад (дуо ва дуруди Худо бар ӯ бод) аст. Аммо кофирони ситамгорро Худованд румроҳ месозад. Пас кофир мегӯяд: Ҳоҳ, ҳоҳ... намедонам. Ва шахси мунофиқ мегӯяд: Намедонам, ман аз мардум шунидам, ки чизе (дар ин бора) мегуфтанд, пас ман ҳам онро гуфта будам.

Б)- Азоби қабр ва неъматҳои он. Азоби қабр бар шахсони ситамгори кофир ва мунофиқ мерасад. Худои Таъоло мефармояд:

﴿ وَلَوۡ تَرَىٰٓ إِذِ ٱلظَّٰلِمُونَ فِي غَمَرَٰتِ ٱلۡمَوۡتِ وَٱلۡمَلَٰٓئِكَةُ بَاسِطُوٓاْ أَيۡدِيهِمۡ أَخۡرِجُوٓاْ أَنفُسَكُمُۖ ٱلۡيَوۡمَ تُجۡزَوۡنَ عَذَابَ ٱلۡهُونِ بِمَا كُنتُمۡ تَقُولُونَ عَلَى ٱللَّهِ غَيۡرَ ٱلۡحَقِّ وَكُنتُمۡ عَنۡ ءَايَٰتِهِۦ تَسۡتَكۡبِرُونَ ﴾

***"Ва агар сахтии ҳоли ситамгаронро бинӣ онгоҳ, ки дар сакароти марг гирифтор оянд ва фариштагон барои гирифтани ҷони онҳо дасти қаҳру қудрат бароваранд ва гӯянд, ки ҷон аз тан бадар кунед. Имрӯз кайфари азоб ва хорӣ мекашед, чун бар Худои ягона сухани ба ноҳақ мегуфтед ва аз ҳукми оёти***

***Ӯ гарданкашӣ ва такаббур менамудед."*** (сураи "Анъом" ояти 93).

Худои Таъоло дар бораи хонадону пайравони Фиръавн чунин фармудааст:

﴿ ٱلنَّارُ يُعۡرَضُونَ عَلَيۡهَا غُدُوّٗا وَعَشِيّٗاۖ وَيَوۡمَ تَقُومُ ٱلسَّاعَةُ أَدۡخِلُوٓاْ ءَالَ فِرۡعَوۡنَ أَشَدَّ ٱلۡعَذَابِ ﴾

***"Онҳо субҳу шом бар оташ арза мешаванд ва чун рӯзи қиёмат барпо шавад (хитоб ояд, ки) хонадони фиръавниёнро ба сахттарин азоби дузах дохил кунед."*** (сураи "Ғофир" ояти 46).

Дар "саҳеҳ"-и Муслим аз ҳадиси Зайд ибни Собит омадааст, ки Паёмбари Худо (дуо ва дуруди Худо бар ӯ бод) фармуд: ***"Агар дафн кардан намебуд, ман албатта Худоро дуо мекардам, ки бар гуши шумо азоби қабрроончуноне, ки ман мешунавам шунавонад."*** Сипас Паёмбар (дуо ва дуруди Худо бар ӯ бод) бар саҳобагон рӯй гардонида гуфт: ***"Ба Худованд аз азоби Дузах паноҳ талабед!"*** Саҳобагон гуфтанд: Паноҳ металабем ба Худои Таъоло аз азоби Дузах. Сипас Он ҳазрат гуфтанд: ***"Ба Худованд аз азоби қабр паноҳ талабед!"*** Онҳо гуфтанд: Паноҳ металабем ба Худованд аз азоби қабр. Паёмбар (дуо ва дуруди Худо бар ӯ бод) гуфт: ***"Паноҳ талабед ба Худованд аз фитнаи ошкору ниҳон!"*** Гуфтанд: Паноҳ металабем

ба Худованд аз фитнаи ошкору ниҳон. Паёмбар (дуо ва дуруди Худо бар ӯ бод) гуфт: ***"Паноҳ талабед ба Худованд аз фитнаи даҷҷол!"*** Гуфтанд: Ба Худованд аз фитнаи даҷҷол паноҳ металабем."

Аммо барои муъминони росткор дар қабр неъматҳои фаровоне муҳайё карда шудааст. Худои Таъоло мефармояд:

﴿ إِنَّ ٱلَّذِينَ قَالُواْ رَبُّنَا ٱللَّهُ ثُمَّ ٱسۡتَقَٰمُواْ تَتَنَزَّلُ عَلَيۡهِمُ ٱلۡمَلَٰٓئِكَةُ أَلَّا تَخَافُواْ وَلَا تَحۡزَنُواْ وَأَبۡشِرُواْ بِٱلۡجَنَّةِ ٱلَّتِي كُنتُمۡ تُوعَدُونَ ﴾

***"Ононе, ки гуфтанд парвардигори мо Аллоҳ аст ва бар ин имонашон пойдор монданд, фариштагон бар онҳо нозил шаванд** (ва мужда диҳанд, ки)* ***дигар ҳеҷ тарсе*** *(аз оянда)* ***ва андӯҳе*** *(аз гузашта)* ***надошта бошед. Ва шуморо ба ҳамон биҳиште, ки ваъда дода шуда будед, башорат бод!"*** (сураи "Фуссилат" ояти 30).

Ва Худои Таъоло боз мефармояд:

﴿ فَلَوۡلَآ إِذَا بَلَغَتِ ٱلۡحُلۡقُومَ ٨٣ وَأَنتُمۡ حِينَئِذٖ تَنظُرُونَ ٨٤ وَنَحۡنُ أَقۡرَبُ إِلَيۡهِ مِنكُمۡ وَلَٰكِن لَّا تُبۡصِرُونَ ٨٥ فَلَوۡلَآ إِن كُنتُمۡ غَيۡرَ

مَدِينِينَ ﴿٨٦﴾ تَرْجِعُونَهَآ إِن كُنتُمْ صَـٰدِقِينَ ﴿٨٧﴾ فَأَمَّآ إِن كَانَ مِنَ ٱلْمُقَرَّبِينَ ﴿٨٨﴾ فَرَوْحٌ وَرَيْحَانٌ وَجَنَّتُ نَعِيمٍ ﴾

***"Пас чӣ гуна хоҳад буд ҳангоме, ки ҷонашон ба гулу расад. Ва шумо дар ин ҳангом*** *(ба мурда)* ***менигаред. Ва мо ба ӯ аз шумо наздиктар ҳастем, лекин шумо намебинед. Чунончи ба рӯзи ҷазо бовар надоред. Ҷони ӯро баргардонед, агар рост мегӯед. Агар ӯ*** *(муҳтазар)* ***аз муқаррабони даргоҳи Худост, пас неъмат ва осоиш ва биҳишти пурнеъмат (барои ӯст)."*** (сураи "Воқеъа" 83-89) то охири оят.

Аз Бароъ ибни Озиб (Худованд аз ӯ розӣ бод) ривоят аст, ки Паёмбари Худо (дуо ва дуруди Худо бар Ӯ бод) дар бораи он бандаи мусулмоне, ки дар қабраш ба саволҳои фариштагон ҷавоби дуруст медиҳад, чунин фармудааст:

***"Худованд аз осмон нидо мекунад, "ки бандаи ман рост гуфт. Пас зери қадамонаш аз фаршҳои Ҷаннат биороед! Ва ӯро аз либосҳои Ҷаннат бипӯшонед! Ва барояш даре аз Ҷаннат боз кунед!" Гуфт: Аз нозу неъматҳо ва лаззатҳои Ҷаннат ба ӯ дар қабраш меояд ва қабрашро ба андозаи тули биниш васеъ карда мешавад.*** (Инро Аҳмад ва Абудовуд дар ҳадиси тулоние ривоят кардаанд)

Имон ба рӯзи қиёмат самараҳои боазамате дорад, ки баъзеи онро зикр хоҳем кард:

Аввал; Ҳирсу рағбат дар анҷоми тоати Худои Таъоло ба умеди ноил гардидан ба савобу подоши он рӯз (яъне рӯзи қиёмат).

Дуввум; Тарсу ҳарос аз гуноҳ ва нофармонии Худои Таъоло ва розӣ будан ба фармонҳои Ӯ аз тарси азоби он рӯз.

Саввум; Тасаллият додани муъмин аз он неъматҳое, ки дар дунё аз даст додааст ба умеди бархурдор гардидан аз нозу неъматҳо ва савоби охират.

Кофирон зинда гардонидани баъд аз маргро ба гумони ин, ки ин амр номумкин аст, инкор кардаанд. Ин гумони онҳо ботил аст, ки бутлони онро шариъат, ҳис ва ақл бо далелҳо исбот кардааст:

Далел аз шариъат: Худои Таъоло мефармояд:

﴿ زَعَمَ ٱلَّذِينَ كَفَرُوٓاْ أَن لَّن يُبۡعَثُواْۚ قُلۡ بَلَىٰ وَرَبِّي لَتُبۡعَثُنَّ ثُمَّ لَتُنَبَّؤُنَّ بِمَا عَمِلۡتُمۡۚ وَذَٰلِكَ عَلَى ٱللَّهِ يَسِيرٞ﴾

***"Кофирон гумон карданд, ки ҳаргиз барангехта намешаванд, бигӯ ба Худои мо савганд, ки албатта барангехта мешавед, баъд ба он чи, ки амал кардаед хабар дода***

***мешавед, ва ин бар Худованд бисёр осон аст."*** (сураи "Тағобун" ояти 7)
Ҳамаи китобҳои осмонӣ бар вуқуъи рӯзи растохез иттифоқ кардаанд.

Далел аз ҳис: Худованд бар бандагонаш нишонаҳои зинда гардонидани мурдагонро дар ҳамин дунё нишон додааст. Дар сураи *"Бақара"* панҷ мисол роҷеъ ба ин матлаб зикр шудааст, ки онро меорем:
Мисоли аввал; Ҳангоме, ки қавми Мусо ба ӯ гуфтанд: "Мо ҳаргиз ба ту имон нахоҳем оварinternal то ин, ки Худоро ошкоро бубинем." Худованд онҳоро бимиронд ва сипас дуввумбора зинда гардонид. Дар ин замина Худои Таъоло Бани Исроилро (яҳудиён) хитобкунон мегӯяд:

﴿ وَإِذْ قُلْتُمْ يَٰمُوسَىٰ لَن نُّؤْمِنَ لَكَ حَتَّىٰ نَرَى ٱللَّهَ جَهْرَةً فَأَخَذَتْكُمُ ٱلصَّٰعِقَةُ وَأَنتُمْ تَنظُرُونَ ۝ ثُمَّ بَعَثْنَٰكُم مِّنۢ بَعْدِ مَوْتِكُمْ لَعَلَّكُمْ تَشْكُرُونَ ﴾

***"Ва ба хотир оред вақтеро, ки гуфтед эй Мусо мо ба ту имон намеорем то ин, ки Худоро ошкор бубинем, пас шуморо соиқ ае(тундур ва чароғак) дар гирифт ва*** *(он ҳолро ба чашми худ)* ***мушоҳида намудед. Пас барангехтем шуморо баъд аз марг, ки шояд***

***Худоро шукр гузоред".*** (сураи "Бақара" оятҳои 55-56)

Мисоли дуввум: Дар қиссаи марди кушташудае, ки Бани Исроил дар сари марги ӯ хусумат ва даъво карданд, омадааст, ки Худованд онҳоро амр кард, ки говеро бикушанд ва пораҳои аз гушти онро бар бадани мурда бизананд, то онҳоро ба шахси кушандааш хабар диҳад. Дар ин робита Худованд мефармояд:

﴿ وَإِذْ قَتَلْتُمْ نَفْسًا فَادَّارَأْتُمْ فِيهَا ۖ وَاللَّهُ مُخْرِجٌ مَّا كُنتُمْ تَكْتُمُونَ ﴿٧٢﴾ فَقُلْنَا اضْرِبُوهُ بِبَعْضِهَا ۚ كَذَٰلِكَ يُحْيِي اللَّهُ الْمَوْتَىٰ وَيُرِيكُمْ آيَاتِهِ لَعَلَّكُمْ تَعْقِلُونَ ﴾

***"Ба ёд оред вақте, ки нафсеро куштед ва якдигарро муттаҳам кардед. Ва Худованд он розеро, ки шумо пинҳон медоштед ошкор фармуд. Пас гуфтем порае аз аъзои он говро бар бадани кушта занед. Ингуна Худованд мурдагонро зинда хоҳад кард, ва бар шумо оёти қудрати хешро намудор гардонад бошад, ки шумо дарк кунед."*** (сураи "Бақара" оятҳои 72-73)

Мисоли саввум; Дар қиссаи қавме, ки аз хонаву диёри хеш аз тарси марг фирор карданд. Онҳо ҳазорҳо нафар буданд. Худованд онҳоро миронид ва боз зиндаашон

гардонид. Дар ин бора Худованд чунин мефармояд:

﴿ أَلَمۡ تَرَ إِلَى ٱلَّذِينَ خَرَجُواْ مِن دِيَٰرِهِمۡ وَهُمۡ أُلُوفٌ حَذَرَ ٱلۡمَوۡتِ فَقَالَ لَهُمُ ٱللَّهُ مُوتُواْ ثُمَّ أَحۡيَٰهُمۡۚ إِنَّ ٱللَّهَ لَذُو فَضۡلٍ عَلَى ٱلنَّاسِ وَلَٰكِنَّ أَكۡثَرَ ٱلنَّاسِ لَا يَشۡكُرُونَ ﴾

***"Оё надидед онҳоеро, ки аз тарси марг аз диёри худ берун рафтанд, ки ҳазорҳо тан буданд. Худо фармуд: бимиред. Пас онҳоро зинда кард, ҳар оина Худованд дорои фазл ва карами зиёд аст бар бандагонаш, лекин бештари мардум сипосгузорӣ намекунанд."***
(сураи "Бақара" ояти 243)

Мисоли чаҳорум; Дар қиссаи шахсе, ки аз назди як деҳаи мурдае мегузарад ва мепиндорад, ки ғайри мумкин аст, ки Худованд ин деҳаро дуввумбора зинда гардонад. Пас Худованд ӯро мемиронад ва дуввумбора баъд аз сад сол зиндааш мегардонад. Дар ин замина Худованд фармудааст:

﴿ أَوۡ كَٱلَّذِي مَرَّ عَلَىٰ قَرۡيَةٖ وَهِيَ خَاوِيَةٌ عَلَىٰ عُرُوشِهَا قَالَ أَنَّىٰ يُحۡيِۦ هَٰذِهِ ٱللَّهُ بَعۡدَ مَوۡتِهَاۖ فَأَمَاتَهُ ٱللَّهُ مِاْئَةَ عَامٖ ثُمَّ بَعَثَهُۥۖ قَالَ كَمۡ لَبِثۡتَۖ قَالَ لَبِثۡتُ يَوۡمًا أَوۡ بَعۡضَ يَوۡمٖۖ قَالَ بَل لَّبِثۡتَ

مِاْئَةَ عَامٍ فَٱنظُرۡ إِلَىٰ طَعَامِكَ وَشَرَابِكَ لَمۡ يَتَسَنَّهۡۖ وَٱنظُرۡ إِلَىٰ حِمَارِكَ وَلِنَجۡعَلَكَ ءَايَةً لِّلنَّاسِۖ وَٱنظُرۡ إِلَى ٱلۡعِظَامِ كَيۡفَ نُنشِزُهَا ثُمَّ نَكۡسُوهَا لَحۡمًاۚ فَلَمَّا تَبَيَّنَ لَهُۥ قَالَ أَعۡلَمُ أَنَّ ٱللَّهَ عَلَىٰ كُلِّ شَيۡءٖ قَدِيرٞ﴾

***"Ё ба монанди он касе, ки ба деҳкадае гузар кард, ки хароб ва вайрон шуда буд, гуфт: Ба ҳайратам, ки Худованд чигуна боз ин мурдагонро зинда хоҳад кард. Пас Худованд ӯро сад сол миронд, сипас зиндааш кард ва ба ӯ фармуд, ки чанд муддат даранг намудӣ? Ҷавоб дод, ки як рӯз ё порае аз як рӯз. Худованд фармуд: Начунин аст, балки сад сол аст, ки даранг намудӣ. Назар дар таъом ва шароби худ бинамо, ки ҳанӯз тағйир нанамуда ва улоғи худро низ бингар,** (то аҳвол бар ту маълум шавад)* ***ва то ин, ки мо туро ҳуҷҷат барои халқ қарор бидиҳем, ва бингар дар устухонҳои он, ки чигуна дарҳамаш пайваста ва гушт бар он пӯшонем. Чун ин кор бар ӯ равшан ва ошкор гардид гуфт: Ҳамоно акнун ба ҳақиқат ва яқин медонам, ки Худованд бар ҳар чиз тавоност."*** (сураи "Бақ ара" ояти 259)

Мисоли панҷум; Дар қиссаи Иброҳими Халил омадааст, ки ҳангоме, ки аз Худованд

дархост мекунад ба ӯ нишон диҳад, ки чигуна мурдагонро зинда мегардонад? Пас Худованд ӯро амр мекунад, ки чаҳор адад паррандаро забҳ карда, онҳоро пора-пора бар кӯҳҳои атрофаш пароканда созад. Сипас онҳоро нидо кунад. Пас ҳамаи он аҷзоҳои пора-пора шуда ба ҳам часпида, шитобон ба суи Иброҳим меоянд. Худованд мефармояд:

﴿ وَإِذْ قَالَ إِبْرَٰهِـۧمُ رَبِّ أَرِنِى كَيْفَ تُحْىِ ٱلْمَوْتَىٰ ۖ قَالَ أَوَلَمْ تُؤْمِن ۖ قَالَ بَلَىٰ وَلَـٰكِن لِّيَطْمَئِنَّ قَلْبِى ۖ قَالَ فَخُذْ أَرْبَعَةً مِّنَ ٱلطَّيْرِ فَصُرْهُنَّ إِلَيْكَ ثُمَّ ٱجْعَلْ عَلَىٰ كُلِّ جَبَلٍ مِّنْهُنَّ جُزْءًا ثُمَّ ٱدْعُهُنَّ يَأْتِينَكَ سَعْيًا ۚ وَٱعْلَمْ أَنَّ ٱللَّهَ عَزِيزٌ حَكِيمٌ ﴾

***"Ва чун гуфт Иброҳим; Бор Парвардигоро, ба ман бинамо, ки чигуна мурдагонро зинда хоҳӣ кард? Худованд фармуд: Бовар надорӣ? Гуфт: Оре бовар дорам, лекин хоҳам то ба мушоҳидаи он дилам ором гирад. Худованд фармуд, ки чаҳор мурғ бигир ва гушти онҳо ба ҳам даромез назди худ, онгоҳ ҳар қисмате бар сари кӯҳе бигузор, сипас он мурғонро бихон то суи ту шитобон парвоз кунанд. Ва онгоҳ бидон, ки Худованд бар ҳама чиз тавоно ва ба ҳақоиқи умури олам доност."***
(сураи "Бақара" ояти 260)

Ҳамаи ин мисолҳои ҳиссии воқеъӣ далолат бар имконияти зинда гардонидани мурдагон мекунад. Дар фаслҳои гузашта ишора шуда буд, ки чигуна Худованд муъҷизаҳое бар Исо писари Марям дода буд, ки ӯ мурдагонро ба иҷозати Худованд зинда мекард. Ва онҳоро аз қабрҳояшон берун меовард.

Аммо ақли башарӣ аз ду ваҷҳ далолат бар ботил будани гумони кофирон мекунад;
Ваҷҳи аввал; Худованд офарандаи осмонҳову замин ва ҳамаи он чи, ки дар осмону замин аст, мебошад. Ва он зоте, ки қодир бар ибтидо ва офаридани махлуқот аст ҳаргиз аз баргардонидани он оҷиз нест. Худои Таъоло мефармояд:

﴿ وَهُوَ ٱلَّذِى يَبْدَؤُا۟ ٱلْخَلْقَ ثُمَّ يُعِيدُهُۥ وَهُوَ أَهْوَنُ عَلَيْهِ ﴾

***"Ва Ӯст, ки нав пайдо мекунад халоиқро ва сипас бозмегардонад онҳоро ва ин бозгардонидан бар Ӯ бисёр саҳл ва осон аст."*** (сураи "Рум" ояти 27)

Худованд боз мефармояд:

﴿ كَمَا بَدَأْنَآ أَوَّلَ خَلْقٍ نُّعِيدُهُۥ ۚ وَعْدًا عَلَيْنَآ ۚ إِنَّا كُنَّا فَٰعِلِينَ ﴾

***"Чуноне, ки аввалин махлуқотро офаридем боз баргардонем онҳоро ин ваъдаи мост, ки албатта анҷом хоҳем дод."*** (сураи "Анбиё" ояти 104)

Худованд амркунон сухани касонеро, ки зинда гардонидани устухонҳои пӯсидаро инкор мекунад, рад карда чунин фармудааст:

﴿ قُلۡ يُحۡيِيهَا ٱلَّذِيٓ أَنشَأَهَآ أَوَّلَ مَرَّةٖۖ وَهُوَ بِكُلِّ خَلۡقٍ عَلِيمٌ ﴾

***"(Эй Расули мо) Бигӯ он Худое зинда мекунад, ки аввал бор онҳоро ҳаёт бахшид ва Ӯ ба ҳар хилқат доно ва қодир аст."*** (сураи "Ёсин" ояти 79)

Ваҷҳи дуввум; Замини мурдаи хушкро мебинем, ки ҳеҷ дарахти сабзе дар он нест, пас бар он аз осмон борон борида онро сабзазору зинда мегардонад. Ва он зоте, ки қодир бар зинда гардонидани ин замин баъди мурданаш аст, инчунин қодир бар зинда гардонидани мурдагон аст. Худои Таъоло фармудааст:

﴿ وَمِنۡ ءَايَٰتِهِۦٓ أَنَّكَ تَرَى ٱلۡأَرۡضَ خَٰشِعَةٗ فَإِذَآ أَنزَلۡنَا عَلَيۡهَا ٱلۡمَآءَ ٱهۡتَزَّتۡ وَرَبَتۡۚ إِنَّ ٱلَّذِيٓ أَحۡيَاهَا لَمُحۡيِ ٱلۡمَوۡتَىٰٓۚ إِنَّهُۥ عَلَىٰ كُلِّ شَيۡءٖ قَدِيرٌ ﴾

***"Ва аз ҷумлаи нишонаҳои қудрати илоҳӣ ин, ки мебинӣ заминро фарсӯда, чун мо бар он оби борон фуруд орем ба ҷунбиш ояд ва бирӯёнад. Он касе, ки заминро зинда мекунад мурдагонро ҳам зинда гардонад, зеро Ӯ бар ҳар чиз қодир аст."*** (сураи "Фуссилат" ояти 39).

Худои Таъоло боз мефармояд:

﴿ وَنَزَّلْنَا مِنَ ٱلسَّمَآءِ مَآءً مُّبَٰرَكًا فَأَنۢبَتْنَا بِهِۦ جَنَّٰتٍ وَحَبَّ ٱلْحَصِيدِ ۝٩ وَٱلنَّخْلَ بَاسِقَٰتٍ لَّهَا طَلْعٌ نَّضِيدٌ ۝١٠ رِّزْقًا لِّلْعِبَادِ ۖ وَأَحْيَيْنَا بِهِۦ بَلْدَةً مَّيْتًا ۚ كَذَٰلِكَ ٱلْخُرُوجُ ﴾

***"Ва мо аз осмон оби пурбаракатро нозил кардем ва ба он боғҳо ва донаҳои дарав шуданӣ рӯёндем. Ва низ нахлҳои баланд, ки барои онҳо меваҳои пароканда аст. Инҳоро ризқи бандагон қарор додем ва зинда кардем ба василаи борон шаҳри мурдаро, ва хориҷ шудани аз гӯр низ чунин аст."*** (сураи "Қоф" оятҳои 9 ва 10).

Ва ҳамвора қавме аз мунҳарифон азоби гӯр ва неъматҳои онро инкор карданд. Онҳо гумон карданд, ки ин амр бо воқеъ мухолифат дорад ва ғайри мумкин аст. Онҳо гуфтанд: Агар қабри мурдаеро боз карда шавад ӯро ҳамчуноне, ки буд ҳамон хел мебинӣ ва қабр васеъ ва ё танг нашудааст.

Ботил будани ин гумони онҳоро шариъат ва ҳис ва ақл исбот кардааст:

Аммо шариъат; Нусуси зиёде, ки далолат бар субути азоб ва неъматҳои қабр мекунад дар банди (Б)-и фасли "Имон ба рӯзи қиёмат" зикр шуда буд. Дар "Саҳеҳ"-и Бухорӣ аз Ибни Аббос (Худованд аз ӯ розӣ бод) ривоят

шудааст, ки Паёмбари Худо (дуо ва дуруди Худо бар ӯ бод) ҳамроҳи баъзе аз сардорони Мадина ба сафар баромад. Паёмбар овози ду одамеро шунид, ки дар қабрҳояшон азоб дода мешуданд... ҳамин тариқ бақияи ҳадисро зикр кард. Ва дар ҳамин ҳадис омадааст, ки ***"якеи он ду нафар касест, ки дар дунё ҳангоми пешоб кардан худро намепӯшонид ва дуввумӣ бошад суханчинӣ мекард."***

Аммо далели ҳис; Шахси хуфта дар хобаш мебинад, ки ӯ дар як ҷои васеъу дилоро аз нозу неъматҳо баҳраманд аст. Ё дар як ҷои тангу даҳшатнок азоб мекашад. Ва шояд, ки аҳёнан аз он хоби дидааш бедор шавад ва ҳоло он, ки ӯ дар тахти хоби худ ва дар ҳуҷрааш аст. Хоб бародари марг аст. Аз ин сабаб Худои Таъоло хобро "вафот" номидааст. Худованд мефармояд:

﴿ ٱللَّهُ يَتَوَفَّى ٱلۡأَنفُسَ حِينَ مَوۡتِهَا وَٱلَّتِي لَمۡ تَمُتۡ فِي مَنَامِهَاۖ فَيُمۡسِكُ ٱلَّتِي قَضَىٰ عَلَيۡهَا ٱلۡمَوۡتَ وَيُرۡسِلُ ٱلۡأُخۡرَىٰٓ إِلَىٰٓ أَجَلٖ مُّسَمًّىۚ ﴾

***"Аллоҳ аст, ки вақти марг арвоҳи халқро мегирад ва онро, ки ҳанӯз маргаш фаро нарасидааст низ дар ҳоли хоб руҳашро қабз мекунад, ва сипас онро, ки ҳукм ба маргаш кардааст нигаҳ медорад ва онро, ки ҳукм ба***

***маргаш накардааст ба баданаш мефиристад, то вақти муайяни марг. "*** (сураи "Зумар" ояти 42).

Аммо ақл; Шахси хуфта гоҳо хобҳои ҳақ ва мутобиқи воқеъро мебинад. Ва шояд Паёмбари Худоро (дуо ва дуруди Худо бар Ӯ бод) бар сифатҳояш бубинад. Ва ҳар шахсе, ки Паёмбарро дар хоб бар сифаташ мебинад пас ӯ дар ҳақиқат Паёмбарро (дуо ва дуруди Худо бар Ӯ бод) дидааст. Ва бо вуҷуди ин ҳама он шахси хуфта дар утоқи худ бар тахти хобаш ва дур аз хоби дидааш хуфтааст. Пас модоме, ки шудани ин кор дар аҳволи дунё мумкин бошад, чаро дар аҳволи охират номумкин мегардад?!

Аммо гумони онҳо, ки агар қабри мурдаро боз кунӣ ӯо ҳамчуноне, ки буд, дармеёбӣ ва гӯр ҳеҷ тағйир наёфтааст... бутлони ин гумони онҳоро аз чанд ҷониб ҷавоб медиҳем:

Аввал: ин, ки муориза ва зиддият бо он чӣ, ки шариъат фармудааст ҷоиз нест. Мисли ин барин шубҳаҳои ботиле, ки агар худи шахси муориз ба он нусусе, ки шариъат овардааст хубу амиқ андешад, албатта ботил будани ин шубҳаҳоро дарк мекунад. Шоир гуфтааст:

Ва бисёр касоне буданд, ки аз сухани ҳақ ва дуруст айбу эрод мегирифтанд,

Ва офати вай аз сабаби фаҳми ботил ва нодуруст доштанаш будааст.

Дуввум: Аҳволи ҳаёти Барзах (яъне ҳаёти баъд аз марг то барпо шудани қиёмат) аз умури ғайбиест, ки ҳис қӯдрати дарки онро надорад. Агар ҳисси инсонӣ қудрати дарку фаҳми ҳаёти Барзахро медошт, албатта фоидаи имон ба ғайб аз байн мерафт ва албатта муъминони ба ғайб бо кофирон дар тасдиқи он баробар мешуданд.

Саввум: Ин, ки азобу неъматҳои қабр ва васеъу танг шудани онро ҷуз майит каси дигар дарк карда наметавонад. Ва инчунин шахси хуфта ҳангоме, ки дар хобаш мебинад, ки ӯ дар як макони тангу ваҳшатнок аст ва ё дар ҷои васеъу хуррам қарор дорад, ӯ нисбати дигарон ҳеҷ тағйире накардааст, балки вай дар утоқи хобаш ва бар тахти хоб ва зери курпаи худ хоб аст. Инчунин гоҳо бар Паёмбари Худо (дуо ва дуруди Худо бар ӯ бод) ваҳй нозил мешуд ва ҳоло он, ки ӯ дар байни саҳобагонаш буд. Ӯ ваҳйро мешунид, аммо саҳобагон онро намешуниданд. Ва гоҳо назди он Ҳазрат фаришта ба сурати марде омада ба Ӯ сӯҳбат мекард, аммо саҳобагон он фариштаро намедиданд ва намешуниданд.

Чаҳорум; Ин, ки идроку эҳсоси халоиқ маҳдуд аст он миқдоре, ки Худованд ба онҳо

инъом кардааст. Мумкин нест, ки онҳо ҳамаи мавҷудотро дарк карда тавонанд. Осмонҳои ҳафтгона ва замин ва онҷӣ дар замину осмон аст ҳама тасбеҳу зикри Худоро ҳақиқӣ мегӯянд. Худованд гоҳо он тасбеҳи онҳоро ба касе, ки хоҳад мешунавонад. Дар ин замина Худованд фармудааст:

﴿ تُسَبِّحُ لَهُ ٱلسَّمَٰوَٰتُ ٱلسَّبۡعُ وَٱلۡأَرۡضُ وَمَن فِيهِنَّۚ وَإِن مِّن شَيۡءٍ إِلَّا يُسَبِّحُ بِحَمۡدِهِۦ وَلَٰكِن لَّا تَفۡقَهُونَ تَسۡبِيحَهُمۡۗ ﴾

***"Ҳафт осмон ва замин ва ҳар чӣ дар онҳост ҳама ба ситоиш ва тасбеҳи Худованд машғуланд ва мавҷуде нест магар ин, ки тасбеҳу ситоиши Худоро мекунад ва локин шумо тасбеҳу зикри онҳоро намефаҳмед."***
(сураи "Исроъ" ояти 44).

Ва инчунин шайтонҳову ҷинҳо дар руи замин равуо мекунанд. Гурухе аз ҷинҳо назди Паёмбари Худо (дуо ва дуруди Худо бар ӯ бод) ҳозир шуда қироати ӯро хомӯшона гӯш андохтанд ва сипас ба суи қавмашон рафта, онҳоро аз азоби қиёмат бим доданд. Ва бо вуҷуди ҳамаи ин онҳо аз мо пардапӯшанд, ки мо онҳоро дида наметавонем. Худованд дар ин бора мефармояд:

﴿ يَـٰبَنِيٓ ءَادَمَ لَا يَفۡتِنَنَّكُمُ ٱلشَّيۡطَـٰنُ كَمَآ أَخۡرَجَ أَبَوَيۡكُم مِّنَ ٱلۡجَنَّةِ يَنزِعُ عَنۡهُمَا لِبَاسَهُمَا لِيُرِيَهُمَا سَوۡءَٰتِهِمَآۚ إِنَّهُۥ يَرَىٰكُمۡ هُوَ وَقَبِيلُهُۥ مِنۡ حَيۡثُ لَا تَرَوۡنَهُمۡۗ إِنَّا جَعَلۡنَا ٱلشَّيَـٰطِينَ أَوۡلِيَآءَ لِلَّذِينَ لَا يُؤۡمِنُونَ ﴾

***"Эй фарзандони Одам мабодо шайтон шуморо фиреб диҳад чуноне, ки падару модари шуморо аз биҳишт берун кард, ҷомаи иззат аз тани онҳо барканд ва қабоиҳи (ҷоеҳои қабиҳи инсон ё авратҳои инсон) онҳоро дар назарашон падид овард, ҳамоно он шайтон ва бастагонаш шуморо мебинанд дар сурате, ки шумо онҳоро намебинед. Мо шайтонҳоро дӯстдори ононе, ки имон наовардаанд қарор додем."*** (сураи "Аъроф" ояти 27).

Модоме, ки башар аз дарки ҳамаи мавҷудот оҷиз бошад, пас инкори он чизҳои ғайбие, ки шариъат онро исбот кардааст ва инсон онро дарк карда наметавонад, ҷоиз нест.

* * *

## ИМОН БА ҚАДАР

Қадар ин тақдири Худои Таъолост бар коинот мувофиқи он чизе, ки илми Ӯ ба ҳамон гузаштааст ва ҳикматаш онро тақозо кардааст.

Имон ба қадар чаҳор чизро дарбар мегирад:

Аввал: Имон ба ин, ки Худованд ҳама чизро ҷумлагӣ ва тафсилӣ, азалию абадӣ медонад. Хоҳ ҳамон чиз ба афъоли худаш тааллуқ дошта бошад ва ё ба кирдори бандагонаш.

Дуввум: Имон ба ин, ки Худованд тамоми афъолу кирдори бандагонашро дар "Лавҳул-маҳфуз" навиштааст. Дар атрофи ин ду амри зикршуда Худованд чунин фармудааст:

﴿ أَلَمْ تَعْلَمْ أَنَّ ٱللَّهَ يَعْلَمُ مَا فِى ٱلسَّمَآءِ وَٱلْأَرْضِ ۗ إِنَّ ذَٰلِكَ فِى كِتَٰبٍ ۚ إِنَّ ذَٰلِكَ عَلَى ٱللَّهِ يَسِيرٌ ﴾

***"Оё намедонӣ, ки Худои Таъоло аз он чӣ дар осмонҳо ва замин аст, огоҳ аст ва ба таҳқиқ он ҳамадар китоб сабт ва маҳфуз аст . Ва ҳар оина ин бар Худованд кори бисёр осон аст."***
(сураи "Ҳаҷ" ояти 70).

Дар *"Саҳеҳ"*-и Муслим аз Абдуллоҳ ибни Амр ибни Ос (Худованд аз ҳардуи онҳо розӣ бод) ривоят шуда, ки ӯ гуфтааст: Аз Паёмбари Худо (дуо ва дуруди Худо бар ӯ бод) шунидам, ки чунин мегуфт:

***"Худованд тақдири ҳамаи халоиқро панҷоҳ ҳазор сол пеш аз офариниши осмонҳо ва замин навишта буд."***

Саввум: Имон ба ин, ки ҳамаи мавҷудоти олам танҳо ба хости Худо мешаванд. Хоҳ ҳамон чиз тааллуқ ба феъли Худаш дошта бошад ва ё хоҳ ба феълу кирдори махлуқоташ. Худованд дар бораи он чизе, ки тааллуқ ба феъли Худаш дорад чунин фармудааст:

﴿ وَرَبُّكَ يَخْلُقُ مَا يَشَآءُ وَيَخْتَارُ ۗ ﴾

***"Ва Парвардигори ту халқ мекунад ҳар он чизеро, ки худ хоҳад ва ихтиёр кунад."*** (сураи "Қасас" ояти 68).

Ва боз мефармояд:

﴿ وَيَفْعَلُ ٱللَّهُ مَا يَشَآءُ ﴾

***Ва анҷом медиҳад Худованд ҳар он чизеро, ки хоҳад."*** (сураи "Иброҳим" ояти 27).

Худои Таъоло боз мефармояд:

﴿ هُوَ ٱلَّذِى يُصَوِّرُكُمْ فِى ٱلْأَرْحَامِ كَيْفَ يَشَآءُ ۚ ﴾

***"Худост он, ки менигорад сурати шуморо дар раҳми модарон ҳар гуна, ки бихоҳад."*** (сураи "Оли имрон" ояти 6).

Худованд дар бораи он тақдире, ки тааллуқ ба феъли бандагонаш дорад чунин фармудааст:

﴿ وَلَوۡ شَآءَ ٱللَّهُ لَسَلَّطَهُمۡ عَلَيۡكُمۡ فَلَقَٰتَلُوكُمۡۚ ﴾

***"Ва агар Худованд мехост ҳар оина эшонро бар шумо мусаллат месохт пас бо шумо меҷангиданд."*** (сураи "Нисо" ояти 90).

Худои Таъоло мефармояд:

﴿ وَلَوۡ شَآءَ رَبُّكَ مَا فَعَلُوهُۖ فَذَرۡهُمۡ وَمَا يَفۡتَرُونَ ﴾

***"Ва агар Парвардигорат мехост онҳо чунин намекарданд. Пас онҳоро бо дуруғашон вогузор!"*** (сураи "Анъом" ояти 112).

<u>Чаҳорум:</u> Имон овардан ба ин, ки ҳамаи мавҷудот ба зоташон, сифоташон ва ҳаракоташон офаридаи Худои Таъоло ҳастанд. Худованд мефармояд:

﴿ ٱللَّهُ خَٰلِقُ كُلِّ شَيۡءٖۖ وَهُوَ عَلَىٰ كُلِّ شَيۡءٖ وَكِيلٞ ﴾

***"Аллоҳ офаринандаи ҳар чиз аст ва бар ҳар чиз ҳам Ӯ нигаҳбон аст."*** (сураи "Зумар" ояти 62).

Худованд боз мефармояд:

﴿ وَخَلَقَ كُلَّ شَيۡءٖ فَقَدَّرَهُۥ تَقۡدِيرٗا ﴾

***"Ва Худованд ҳама чизро офарида ва ҳадду андозаи ҳар чизро муайян намудааст."*** (сураи "Фурқон" ояти 2).

Қуръони Карим аз забони Паёмбари Худо Иброҳим (салом ва дуруди Худо бар ӯ бод) овардааст, ки ӯ ба суи қавмаш гуфт:

﴿ وَٱللَّهُ خَلَقَكُمۡ وَمَا تَعۡمَلُونَ ﴾

***"Ва шуморо ва он чиро, ки шумо амал мекунед Аллоҳ офаридааст."*** (сураи "Соффот" ояти 96).

Имон ба қадар -чуноне,ки мо васф кардем- ҳеҷ мунофот ва зиддият ба ин надорад, ки банда машият ва хости худро дар анҷом додану қодир будан бар ихтиёри хеш дошта бошад. Зеро шариъат ва воқеъияти ҳаёт далолат бар исботи ин амр мекунанд:

Аммо шариъат: Худои Таъоло дар масъалаи машият(хоҳиш ,ихтиёр) чунин гуфтааст:

﴿ فَمَن شَآءَ ٱتَّخَذَ إِلَىٰ رَبِّهِۦ مَـَٔابًا ﴾

***"Пас ҳар кӣ мехоҳад ба суи Парвардигораш бозгаштеро мегирад."*** (сураи "Набаъ" ояти 39).

Ва Худованд мефармояд:

﴿ فَأۡتُواْ حَرۡثَكُمۡ أَنَّىٰ شِئۡتُمۡۖ ﴾

***Пас ҳаргоҳ хостед, ба киштзоратон наздик шавед."*** (сураи "Бақара"223).

Худованд дар масъалаи қудрати инсон бар афъолаш чунин фармудааст:

﴿ فَٱتَّقُواْ ٱللَّهَ مَا ٱسۡتَطَعۡتُمۡ ﴾

***"То ҷое, ки метавонед, худотарсу парҳезгор бошед."*** (сураи "Тағобун" ояти 16).

Ва боз фармудааст:

﴿ لَا يُكَلِّفُ ٱللَّهُ نَفۡسًا إِلَّا وُسۡعَهَاۚ لَهَا مَا كَسَبَتۡ وَعَلَيۡهَا مَا ٱكۡتَسَبَتۡۗ ﴾

***"Худованд ҳеҷ касро фармон надиҳад, магар ба андозаи тавоноии ӯ (ва рӯзи қиёмат) некиҳои ҳар шахс ба суди худи ӯ ва бадиҳояш низ ба зиёни ӯст."*** (сураи "Бақара" ояти 286).

Аммо воқеъият: Ҳар инсони оқил медонад, ки ӯ қудрат ва хости худро дар анҷом додан ё надодани аъмол дорад.

Инсон байни он корҳое, ки ба иродаи ӯ анҷом мегирад -мисли роҳ рафтан- ва байни оне, ки беиродааш сурат мегирад -мисли ларзидан - фарқ карда метавонад. Локин иродаи инсон ва қудрати вай зери ирода ва қудрати Худованд ҷойгир аст. Инро аз ин фармудаи Худованд фаҳмида мешавад:

﴿ لِمَن شَآءَ مِنكُمۡ أَن يَسۡتَقِيمَ ٢٨ وَمَا تَشَآءُونَ إِلَّآ أَن يَشَآءَ ٱللَّهُ رَبُّ ٱلۡعَٰلَمِينَ ﴾

***"Барои ҳар каси аз шумо, ки мехоҳад роҳи ростро пешаи худ кунад. Ва шумо намехоҳед, магар он, ки Парвардигори оламиён хоҳад."*** (сураи "Таквир" оятҳои 28-29).

Аз сабаби ин, ки тамоми коинот ҳама молу мулки Худои Таоло ҳастанд пас ҳеч чиз дар мулки Ӯ бе илму хости Ӯ анҷом намепазирад.

Банда набояд имони ба қадарро онро бар худ ҳамчун ҳуҷҷат барои тарки воҷибот ва кардани гуноҳ қарор диҳад. Ҳуҷҷати чунин шахс аз чанд ҷиҳат ботил аст, ки мо онро зикр хоҳем кард;

<u>Аввал:</u> Ин фармудаи Худованд далел аст бар ботил будани эҳтиҷоҷи онҳо:

﴿ سَيَقُولُ ٱلَّذِينَ أَشۡرَكُواْ لَوۡ شَآءَ ٱللَّهُ مَآ أَشۡرَكۡنَا وَلَآ ءَابَآؤُنَا وَلَا
حَرَّمۡنَا مِن شَيۡءٖۚ كَذَٰلِكَ كَذَّبَ ٱلَّذِينَ مِن قَبۡلِهِمۡ حَتَّىٰ
ذَاقُواْ بَأۡسَنَاۗ قُلۡ هَلۡ عِندَكُم مِّنۡ عِلۡمٖ فَتُخۡرِجُوهُ لَنَآۖ إِن
تَتَّبِعُونَ إِلَّا ٱلظَّنَّ وَإِنۡ أَنتُمۡ إِلَّا تَخۡرُصُونَ ﴾

***"Ононе, ки ширк оварданд хоҳанд гуфт, ки агар Худо мехост мо ва падаронамон мушрик намешудем ва чизеро ҳаром намекардем, (бадин гуфтор) пешиниёни онҳо низ такзиби паёмбарон мекарданд то ин, ки таъми азоби моро чашиданд. Бигӯ (эй Паёмбар) агар далели***

***қотиъе доред бар мо нишон диҳед. Шумо пайравӣ ҷуз аз хаёлоти ботили хеш намекунед ва ҷуз ба газофа ва дуруғ сухан намегӯед."*** (сураи "Анъом" ояти 148).

Агар онҳо ба қазову қадар ҳуҷҷат медоштанд ҳаргиз Худованд таъми азобашро ба онҳо намечашонд.

Дуввум: Ва ин фармудаи Худои Таъоло:

﴿ رُّسُلاً مُّبَشِّرِينَ وَمُنذِرِينَ لِئَلَّا يَكُونَ لِلنَّاسِ عَلَى ٱللَّهِ حُجَّةُۢ بَعۡدَ ٱلرُّسُلِۚ وَكَانَ ٱللَّهُ عَزِيزًا حَكِيمًا ﴾

***Худованд паёмбаронро фиристод, ки неконро*** *(ба раҳмати абадии Худо)* ***башорат диҳанд ва бадонро битарсонанд то ин, ки пас аз фиристодани ин ҳама паёмбарон мардумро бар Худо ҳуҷҷате набошад ва Худованд ҳамеша Муқтадир ва Ҳаким аст.*** (сураи "Нисо" ояти 165).

Агар қазову қадар ҳуҷат барои мухолифон мебуд ба фиристода шудани паёмбарон он ҳуҷат тард намешуд. Зеро, ки худи мухолифатӣ бо қадар баъд аз фиристодани паёмбарон ба қазову қадари Худованд воқеъ мешавад.

Саввум: Бухорӣ ва Муслим (ба лафзи Бухорӣ) аз Алӣ ибни Абутолиб (Худованд аз ӯ розӣ бод) ривоят кардаанд, ки Паёмбари Худо (дуо ва дуруди Худо бар ӯ бод) фармуд:

***Ҳеч касе нест магар ин, ки ҷойгоҳи ӯ дар Дузах ё Ҷаннат навишта шудааст"*** *Марде аз қавм пурсид: Оё ба ин такя накунем? Паёмбари Худо (дуо ва дуруди Худо бар ӯ бод) гуфт:* ***"На, балки шумо амал кунед зеро ҳама чиз муяссар аст."*** *Сипас Паёмбар ин оятро хонд:* ***"Аммо ҳар касе, ки сахигӣ ва тақворо пешаи худ кард"*** оят. Ва дар лафзи Муслим омадааст: ***"Пас ҳама чиз муяссар аст бар он чи, ки барои он офарида шудааст."***

Паёмбари Худо дар ин ҳадис мардумро ба амал солиҳ амр карда, аз такя намудан ба қазову қадар наҳй карданд.

Чаҳорум: Ин, ки Худованд бандаро амр ба корҳои хуб карда вайро аз корҳои зишт наҳй мекунад ва ӯро болотар аз тоқаташ таклиф ва амр намекунад. Худованди Таъоло мефармояд:

﴿ فَٱتَّقُواْ ٱللَّهَ مَا ٱسۡتَطَعۡتُمۡ ﴾

***"Пас тақворо пеша кунед он қадр, ки метавонед."*** (сураи "Тағобун" ояти 16).

Ва низ мефармояд:

﴿ لَا يُكَلِّفُ ٱللَّهُ نَفۡسًا إِلَّا وُسۡعَهَاۚ ﴾

***"Худованд ҳеч касро болотар аз тоқаташ фармон надодааст."*** (сураи "Бақара" 286).

Агар банда маҷбур ба кардани коре мешуд албатта вай мукаллаф ба амале мегардид, ки

аз он роҳи халосӣ надошт. Ва ин ботил аст. Аз ин ҷиҳат ҳаргоҳ, ки аз банда гуноҳе ба сабаби нодонӣ ё фаромушӣ ва маҷбурӣ сар занад ӯ ҳеч гунаҳгор намегардад. Зеро, ки ӯ маъзур аст.

Панҷум: Ин, ки қазову қадари Худованд сирри ниҳонест, ки ҳеч кас ҷуз Худованд онро намедонад. Магар баъд аз вуқуъи он. Иродаи банда бошад пеш аз анҷом додани амал сурат мегирад. Пас иродаву хости банда барои анҷоми амал ҳеч илме аз қадари Худованд надорад. Дар ин вақт ҳуҷҷати банда ба қадар бекор ва ботил мегардад. Зеро, ки ҳеч ҳуҷат ва далеле барои мард дар коре, ки ба он илм надорад боқӣ намемонад.

Шашум: Мо шоҳиди он ҳастем, ки чи гуна башарият ба он умури дунёие, ки мувофиқи табиати ӯст мекӯшад ва чизе аз он ҷуз он чи, ки мувофиқи табиаташ нест дур намемонад ва сипас гузашти қадарро ҳуҷат меорад. Пас чаро инсон дар он умури диние, ки ба фоидаи ӯст худро канора гирифта, нафсашро ба суи зарари хештан мекашонад ва сипас қазову қадарро ҳамчун баҳона ва ҳуҷат меорад? Оё ин ду масъала ба як маъно нест?!

Мисоле меорем то сурати масъала бар ту равшан гардад. Агар дар пеши инсон ду

роҳ бошад, ки дар якеи он шаҳри бесару сомонӣ, куштор, ғорат, таҷовуз ба номуси дигарон ва тарсу нодорӣ ҳукмфармо аст. Роҳи дуввум бошад ба суи шаҳре мебарад, ки саропо муназзам буда оромии устувор ва зиндагии пур аз нозу неъмат ва эҳтироми ҷону номус ва молу ҳуқуқи инсон дар он мушоҳида мешавад. Пас шумо биандешед, ки он шахс ба кадоми он ду роҳ меравад? Албатта ӯ ба роҳе меравад, ки вайро ба шаҳри ботартибу низом ва ором мерасонад. Имкон надорад, ки шахси оқил он роҳеро ихтиёр кунад, ки ӯро ба шаҳри бесару сомону нооком бирасонад ва сипас ҳуҷҷат биорад, ки ин қазои илоҳӣ буд.  Пас чаро ӯ дар амри охират роҳи ҷаннатро канора гузошта роҳи дузахро пешаи худ мекунад ва сипас қадарро барои табрири (сафед кардани худ аз гуноҳаш) ин амалаш ҳамчун ҳуҷҷат меорад?
Мисоли дигар; Табиб шахси беморро амр мекунад, ки доруҳоро истеъмол кунад ва ҳоло он, ки нафси бемор он доруҳоро хоҳиш надорад. Инчуни табиб ӯро амр ба парҳез аз таъоми дӯстдоштааш мекунад. Ва бемор ҳамаи онҳоро ба хотири шифо аз беморӣ анҷом медиҳад. Аҳмақист, ки бемор қасдан аз истеъмоли доруҳо худдорӣ карда ва низ

парҳез накунад ва сипас баҳона орад, ки ин қазову қадари Худованд будааст. Пас чаро инсон амру фармонҳои Паёмбарро (дуо ва дуруди Худо бар ӯ бод) тарк карда, зидди фармудаи Худованд мекунад ва сипас қазову қадарро ҳуҷҷат меорад?!

<u>Ҳафтум:</u> Шахсе, ки воҷиботи Худоро тарк карда ҳамвора нофармонии Ӯро мекунад ва боз қазову қадарро ҳуҷҷат меорад, агар марде ба ӯ дарафтода молу мулкашро ғорат кунад ва сипас қазову қадарро бар вай ҳуҷҷат оварда гӯяд: Маро маломат макун. Зеро ин зулму ситами ман бар ту ба хосту тақдири Худованд будааст. Дар ин вақт мебинем, ки ӯ ин ҳуҷҷатро қабул намекунад. Модоме, ки ӯ ҳуҷҷат ва далели шахсеро, ки бар вай ситам кардааст қабул намекунад, пас чаро барои худ дар иҷро накардани ҳаққҳои Худованд он ҳуҷҷатро меоварад?

Дар хабар омадааст, ки ба назди Амирул-муъминин Умар ибни Хаттоб (Худованд аз ӯ розӣ бод) дуздеро оварда шуд, ки мустаҳиқи бурридани даст буд. Амирал-муъминин амр кард, ки дасти ӯро бибурранд. Он мард гуфт: Сабр кун, эй Амири муъминон! охир ман ба қазову қадари Худованд дуздӣ кардаам. Амирул- муъминин

гуфт: Мо низ ба қазову қадари Худованд дасти туро мебуррем.

Имон ба қадар самараҳои бузурге дорад, ки баъзеи онро зикр хоҳем кард:

Аввал: Эътимод ва такя намудан ба Худои Таъоло ҳангоми баҷое овардани асбоб. Аз сабаби он, ки ҳама чиз ба қадари Худованд сурат мегирад, бинобар ин ҳеч эътимод бар сабаб карда намешавад.

Дуввум: Инсон бояд ҳангоми ҳосил гардидани муродаш ба худ ифтихор накунад. Зеро ҳусули мурод неъматест аз ҷониби Худованд бар банда ба воситаи тақдири Ӯ аз асбоби хайр ва комёбӣ. Ва фахр намудани инсон ба нафсаш шукри ин неъмати Худоро аз сари ӯ ба боди фаромӯшӣ месупорад.

Саввум: Эҳсоси оромӣ ва роҳати руҳӣ ба ҳар тақдире, ки бар банда аз ҷониби Худованд мегузарад. Пас ӯ ба сабаби аз даст додани маҳбубаш ё гирифтор шуданаш ба чизи нохушоянд ҳеч беқарорӣ намекунад. Зеро ӯ дарк мекунад, ки ҳамаи инҳо ба хосту тақ дири Худованде сурат гирифтааст, ки Подшоҳи осмонҳову замин аст. Ва он амр хоҳ нохоҳ бояд анҷом мегирифт. Дар ин маврид Худованд мефармояд:

﴿ مَآ أَصَابَ مِن مُّصِيبَةٍ فِي ٱلۡأَرۡضِ وَلَا فِيٓ أَنفُسِكُمۡ إِلَّا فِي كِتَٰبٖ مِّن قَبۡلِ أَن نَّبۡرَأَهَآۚ إِنَّ ذَٰلِكَ عَلَى ٱللَّهِ يَسِيرٞ ٢٢ لِّكَيۡلَا تَأۡسَوۡاْ عَلَىٰ مَا فَاتَكُمۡ وَلَا تَفۡرَحُواْ بِمَآ ءَاتَىٰكُمۡۗ وَٱللَّهُ لَا يُحِبُّ كُلَّ مُخۡتَالٖ فَخُورٍ ﴾

***"Ҳеҷ мусибате дар замин ва дар ҷонҳоятон намерасад, магар ин, ки пеш аз хилқат дар Лавҳул-маҳфуз (мавҷуд) аст. Ҳамоно, ки ин бар Худованд осон аст. То ҳаргиз бар он чи аз дасти шумо равад дилтанг нашавед ва бо ончи ба шумо расад дилшод нагардед ва Худованд дӯстдори ҳеҷ мутакаббири худифтихор нест."*** (сураи "Ҳадид" оятҳои 22-23).

Паёмбари Худо (дуо ва дуруди Худо бар ӯ бод) фармудааст:

***"Чи хубу аҷиб аст амри бандаи мусулмон. Амри ӯ ҳамааш хайр аст. Ҳеҷ касе мисли бандаи мусулмон нест, ки чун ӯро хушнудие бирасад Худоро шукргузорӣ мекунад. Пас ин амали ӯ барояш хайр навишта мешавад. Ва агар бар ӯ мусибат ё зараре бирасад саб рро пешаи худ мекунад. Пас ин амали ӯ низ барояш хайр навишта мешавад."*** (ин ҳадисро Муслим ривоят кардааст.)

Дар масъалаи қадар ду тоифа гумроҳ шуданд:

<u>Якум:</u> Тоифаи *"ҷабрияҳ"*. Онҳо гуфтанд, ки банда бар амалаш маҷбур аст ва ӯ дар анҷоми амалҳо дорои ҳеҷ қудрат ва иродае нест.

<u>Дуввум:</u> Тоифаи *"қадариҳо"*. Онҳо бар акси тоифаи *"ҷабрияҳ"* гуфтанд, ки банда мустақ ил ба амалаш аст дар ирода ва қудрат. Ва хости Худованд ва қудрати Ӯ ҳеҷ таъсире дар амали банда надорад.

Аввалан мо ба тоифаи ҷабрияҳ бо далелҳои шаръӣ ва воқеъӣ ҷавоби рад меорем:

Далелҳо аз шариъат: Худованд исбот кардааст, ки банда дорои ирода ва хости хеш аст ва амалро низ бар он изофа кардааст. Худои Таъоло фармудааст:

***"Баъзе аз шумоён каснонеанд, ки дунёро мехоҳанд ва баъзеи дигар охиратро."***

Худованд боз фармудааст:

﴿ وَقُلِ ٱلۡحَقُّ مِن رَّبِّكُمۡۖ فَمَن شَآءَ فَلۡيُؤۡمِن وَمَن شَآءَ فَلۡيَكۡفُرۡۚ إِنَّآ أَعۡتَدۡنَا لِلظَّٰلِمِينَ نَارًا أَحَاطَ بِهِمۡ سُرَادِقُهَاۚ ﴾

***"Ва бигӯ дини ҳақ ҳамон аст, ки аз ҷониби Парвардигори шумо омад, пас ҳар кӣ мехоҳад, имон орад ва ҳар кӣ мехоҳад, кофир шавад. Мо барои кофирони ситамгар оташе муҳайё сохтаем, ки шуълаҳои он гирди онҳо иҳота кунад."*** (сураи "Каҳф" ояти 29).

Ва низ фармудааст:

﴿ مَّنۡ عَمِلَ صَٰلِحٗا فَلِنَفۡسِهِۦۖ وَمَنۡ أَسَآءَ فَعَلَيۡهَاۗ وَمَا رَبُّكَ بِظَلَّٰمٖ لِّلۡعَبِيدِ ﴾

***"Ҳар кас кори некӣ кунад бар фоидаи худи ӯст ва ҳар кӣ бад кунад бар зарари хеш кардааст ва Парвардигорат бар бандагон ситам нахоҳад кард."*** (сураи "Фуссилат" ояти 46).

Аммо далел аз воқиъият: Ҳар инсон фарқ байни афъоли ихтиёрие, ки ба иродаи худаш мешавад -мисли хурдан, нӯшидан ва хариду фуруш- ва байни он афъоле, ки беиродаи ӯ сурат мегирад -мисли аз бемории таб ларзидан ва ё аз баландӣ афтодан- медонад. Пас инсон дар аввалӣ соҳибихтиёр аст ба иродаи худ бе ягон ҷабр ва дар дуввумӣ ҳеҷ ихтиёр ва иродае дар он кори ба вуқуъ пайваста надорад.

Сониян байни ҷавоби рад бар тоифаи қадарияҳ бо далелҳои шаръӣ ва воқеъӣ:

Далел аз шариъат: Худои Таъоло офарандаи ҳама чиз аст ва ҳама чиз ба хости Ӯ ба вуҷуд меояд. Худованд дар Қуръони Карим баён доштааст, ки ҳамаи афъоли бандагон ба хости Ӯ ба вуқуъ мепайвандад. Худованд мефармояд:

﴿ وَلَوْ شَآءَ ٱللَّهُ مَا ٱقْتَتَلَ ٱلَّذِينَ مِنۢ بَعْدِهِم مِّنۢ بَعْدِ مَا جَآءَتْهُمُ ٱلْبَيِّنَٰتُ وَلَٰكِنِ ٱخْتَلَفُوا۟ فَمِنْهُم مَّنْ ءَامَنَ وَمِنْهُم مَّن كَفَرَ ۚ وَلَوْ شَآءَ ٱللَّهُ مَا ٱقْتَتَلُوا۟ وَلَٰكِنَّ ٱللَّهَ يَفْعَلُ مَا يُرِيدُ ﴾

***"Ва агар Худо мехост ҳаргиз онҳо ба ҳам намеҷангиданд ва лекин Худованд ҳар чи бихоҳад анҷом медиҳад."*** (сураи "Бақара" ояти 253).

Ва низ мефармояд:

﴿ وَلَوْ شِئْنَا لَءَاتَيْنَا كُلَّ نَفْسٍ هُدَىٰهَا وَلَٰكِنْ حَقَّ ٱلْقَوْلُ مِنِّى لَأَمْلَأَنَّ جَهَنَّمَ مِنَ ٱلْجِنَّةِ وَٱلنَّاسِ أَجْمَعِينَ ﴾

***Ва агар мо (ба машияти азалӣ) мехостем ҳар нафсеро ба камоли ҳидояташ мерасондем, валекин ваъдаи ҳақ ва ҳатмии ман ин аст, ки дузахро албатта аз ҷин ва инс пур созам."*** (сураи "Саҷда" ояти 13).

Аммо далели ақл ин, ки мавҷудот ҳама молу мулки Худованд ҳастанд. Инсон ба унвони падидае аз ҷумлаи коинот низ мамлуки Худованд аст. Ва ҳеҷ имкон надорад, ки мамлук ё ғулом бе иҷозаи соҳиби мулк дар мулки ӯ тасарруф ва худсарӣ кунад.

* * *

# ҲАДАФҲОИ АҚИДАИ ИСЛОМӢ

"Ҳадаф" дар луғат ба чанд маъно меояд. Яке аз он маъноҳо "ғараз" аст. Ва ғараз ҳар чизеро мегӯянд, ки инсон қасди расидан ба он дорад.

Ҳадафҳои ақидаи исломӣ: Мақосиди ақидаи исломӣ ва ғояҳои бузургвораш аз роҳи тамассук ва чанг задан ба он амалӣ мегардад. Ва ҳамон ғояҳо зиёду гуногунанд, ки баъзеи онро инҷо зикр хоҳем кард:

Аввал: Ихлоси ният ва ибодат Худои Таъолоро. Зеро Ӯ холиқест, ки ҳеҷ шарике нест Ӯро. Пас воҷиб аст, ки ният ва ибодат танҳо барои Ӯ бошад.

Дуввум: Озод намудани ақлу андеша аз озӯрдагию сарсоние, ки сарчашмаи он холӣ будани дил аст аз ин ақидаи исломӣ. Зеро ҳар касе, ки дилаш аз ин ақида холист пас ӯ ё касест, ки дилаш аз ҳама ақидаҳо холӣ буда парастишгари моддаи маҳсус аст. Ё ин, ки ӯ касест, ки гирифтори ақидаҳои гумроҳ- кунанда ва хурофот аст.

Саввум: Эҳсоси роҳати руҳӣ ва фикрӣ бе ягон эҳсоси озӯрдагии руҳ ва на ошуфтагии фикру андеша. Чунки ин ақида

шахси мусулмонро ба офарандааш мепайвандад. Ва ӯ ба Худованд ҳамчун Парвардигор ва Тадбиркунандаи умури коинот ва Ҳокиму мушарриъ розӣ мегардад. Пас дар ин ҳолат қалби ӯ ба қазову қадари Худо ором мегирад ва барои ислом хушнуд мегардад ва ҳеҷ ивазу бадале ғайри Ислом намехоҳад.

Чаҳорум: Саломату хуб мондани ният ва амал аз инҳирофоту каҷравиҳо дар ибодати Худои Таъоло ё ҳангоми муомила бо халоиқ. Зеро яке аз асосҳои ин ақида имон ба паёмбарон аст. Ва ин асос тақозои онро дорад, ки бояд ният ва амал барои пайравии роҳи он паёмбарон солиму дуруст бошад.

Панҷум: Азму иродаи қавӣ ва ҷиддӣ будан дар ҳамаи корҳо. Ва он чунин аст, ки ҳеҷ фурсатеро барои анҷоми амали солеҳ аз даст надода магар ин, ки онро ба умеди ба даст овардани савоб истифода барад. Ва ҳаргоҳ, ки мавқеъи гуноҳ пеш омад аз тарси азоби Худо худро аз он дур нигаҳ дорад. Зеро яке аз асосҳои дигари ин ақида имон овардан ба рӯзи қиёмат ва дарёфти подоши амал аст. Худованд фармудааст:

﴿ وَلِكُلٍّ دَرَجَٰتٌ مِّمَّا عَمِلُواْ ۚ وَمَا رَبُّكَ بِغَٰفِلٍ عَمَّا يَعْمَلُونَ ﴾

***"Ва ҳар касе аз бандагон ба амале, ки кардааст** (назди Ҳақ)* ***рутба хоҳад ёфт ва Худованд аз амали ҳеҷ кас ғофил нахоҳад буд."*** (сураи "Анъом" ояти 132).

Ва Паёмбари Худо (дуо ва дуруди Худо бар ӯ бод) умматашро бар чанг задан бар ин ҳадафи бузург тарғиб карда чунин мефармояд:

***"Мусулмони қавӣ ва пурзӯр беҳтар ва маҳбубтар аст назди Худованд аз мусулмони заъифу нотавон. Ва дар ҳамаи мусулмонон хубӣ ва хайр ҳаст. Бикӯш бар он амале, ки туро нафъ дорад ва аз Худованд кӯмак бихоҳ! Ва ҳаргиз оҷизу нотавон мабош! Ва агар бар ту мусибате бирасад, пас магӯ: "агар ман чунин мекардам чунон мешуд" Балки бигӯ; "Тақдири Худованд будааст ва Худо ҳар чиро бихоҳад анҷом медиҳад". Зеро калимаи "агар" дари амали шайтонро боз мекунад."*** (ин ҳадисро Муслим ривоят кардааст).

Шашум: Бунёди як уммати бо қудрате, ки дар роҳи устуворгардонии динаш ва побарҷо кардани сутунҳои он ҳеҷ чизро дареғ намедорад. Ва аз он мусибат ва машақ атҳое, ки дар ин роҳ ба вай мерасад ҳеҷ парвое надорад. Дар ин замина Худои Таъоло фармудааст:

﴿ إِنَّمَا ٱلْمُؤْمِنُونَ ٱلَّذِينَ ءَامَنُوا۟ بِٱللَّهِ وَرَسُولِهِۦ ثُمَّ لَمْ يَرْتَابُوا۟ وَجَٰهَدُوا۟ بِأَمْوَٰلِهِمْ وَأَنفُسِهِمْ فِى سَبِيلِ ٱللَّهِ ۚ أُو۟لَٰٓئِكَ هُمُ ٱلصَّٰدِقُونَ ﴾

***"Ҳамоно муъминони (воқеъӣ) касонеанд, ки ба Худо ва Паёмбари Ӯ имон овარданд ва сипас ҳеҷ шакку шубҳае ба дил роҳ надоданд ва дар роҳи Худо ба молу ҷонашон ҷиҳод карданд. Инон ба ҳақиқат ростгӯ ҳастанд."*** (сураи "ҳуҷурот" ояти 15).

<u>Ҳафтум:</u> Раҳсипор шудан ба суи саъодати дунё ва охират ба воситаи солеҳ гардонидани афрод ва ҷамоъатҳо ва низ ноил гардидан ба савобу подоши нек. Дар ин замина Худованд фармудааст:

﴿ مَنْ عَمِلَ صَٰلِحًا مِّن ذَكَرٍ أَوْ أُنثَىٰ وَهُوَ مُؤْمِنٌ فَلَنُحْيِيَنَّهُۥ حَيَوٰةً طَيِّبَةً ۖ وَلَنَجْزِيَنَّهُمْ أَجْرَهُم بِأَحْسَنِ مَا كَانُوا۟ يَعْمَلُونَ ﴾

***"Ҳар кас аз марду зан кори некӣ ба шарти имон ба Худованд ба ҷой орад мо ӯро дар зиндагонии хуш ва босаодат зинда мегардонем ва аҷри бисёр беҳтар аз амали неке, ки кардааст ба ӯ ато мекунем."*** (сураи "Наҳл" ояти 97).

*Ин буд баъзе аз ҳадафҳои ақидаи исломӣ. Аз Худованди Маннон умед дорем, ки ин ҳадафҳои бузургро бар мо ва бар тамоми мусулмонони олам пиёда гардонад. Омин.*

* * *

# МУНДАРИЧА

**Мавзуъ** **саҳифа**

Муқаддима....................................................3

Дини Ислом...................................................5

Рукнҳои Ислом.............................................12

Асосҳои ақидаи исломӣ...............................16

Имон ба Худои Таъоло................................18

Имон ба фариштагон..................................41

Имон ба китобҳои Худо.............................49

Имон ба Паёмбарон.....................................52

Имон ба рӯзи қиёмат....................................64

Имон ба қазову қадар..................................91

Ҳадафҳои ақидаи исломӣ..........................107

Мундарича.................................................112